*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи Кумитаи Марказии ИЛКҶ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

Газета аз 5 апрели соли 1930 нашр мешавад.

№ 52 (8234). ● Ҷумъа, 27 апрели соли 1990. ● Нархаш 3 тин.

Сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум

## ХАБАРИ МУХТАСАРИ

### маҷлиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон

Депутатҳо дар маҷлиси навбатии 24 апрель Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, ки таҳти раёсати Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ Қ. М. Маҳкамов баргузор гардид, баррасии масъалаҳои рӯзномаи сессияро давом доданд.

Лоиҳаи Қонуни дохил намудани тағйироту иловаҳои марбути татбиқи Қонуни забони РСС Тоҷикистон ба Кодекси ақди никоҳ ва оила оташи баҳсу муназираро баланд кард. Дар он депутатҳои халқ Т. Ғаффоров, Ҳ. Насриддинов, Р. Маҳкамов, Х. Саидмуродов, Д. А. Ашӯров, Ҷ. Муродов, Т. Ҷабборов, Р. Абдураҳмонов, Б. Собир, С. Н. Каримов ва инчунин раиси Суди Олии РСС Тоҷикистон Ш. Ҷ. Маҳмудов иштирок доштанд.

Бо назардошти таклифу мулоҳизаҳои депутатҳо дар натиҷаи овоздиҳӣ Шӯрои Олӣ Қонуни дохил намудани тағйироту иловаҳоро ба Кодекси ақди никоҳ ва оилаи РСС Тоҷикистон қабул кард.

Сипас депутатҳо қоидаҳои муваққатии таклифкардани комиссияи Шӯрои Олиро оид ба масъалаҳои қонунгузорӣ, ҳуқуқ ва муроҷиати гражданиҳо якҷоя бо комиссияҳои дигари доимӣ дар бораи ба Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон пешниҳод кардан ва дар комиссияҳои доимии Шӯрои Олии ҷумҳурӣ баррасӣ намудани лоиҳаҳои қонунҳо ва таклифҳои доир ба қабули қонунҳои РСС Тоҷикистон муҳокима намуда, тасдиқ карданд.

Дар сессия аз рӯи маърӯзаи ҷонишини Раиси Шӯрои Олӣ Е. И. Тургунов масъалаи тасдиқи указҳои Президиуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон баррасӣ шуд.

Дар муҳокимаи маърӯза депутатҳо Н. Дӯстов, Я. Н. Мирзоев, А. Т. Қаҳҳоров, А. Соҳибназаров, Ҷ. Муродов, Р. Абдураҳмонов, М. Маҳмадалиев, А. П. Высочин, А. Саидмуродов, В. М. Мазо, К. Имомов, инчунин Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев, Вазири молияи ҷумҳурӣ Ҷ. Л. Лафизов, ҷонишини якуми раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон Г. В. Кошлаков, Вазири маорифи халқи ҷумҳурӣ И. Давлатов иштирок доштанд.

Шӯрои Олӣ аз рӯи масъалаи муҳокима гардида қонунҳои дахлдор қабул кард.

Депутатҳо лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистонро дар бораи ҷавобгарии номӯътадил гардонидани вазъияти ҷамъиятию сиёсии ҷумҳурӣ, ки ба муҳокимаи онҳо гузошта шуда буд, фаъолона муҳокима карданд.

Вазири адлияи РСС Тоҷикистон Ф. Абдуллоев аз рӯи ҳамин лоиҳаи қонун ахборот дод. Дар муҳокима депутатҳо Т. Ҷабборов, Н. А. Сеньшов, А. А. Қаҳҳоров, С. Кенҷаев, А. Г. Копыльцов, Р. Қ. Олимов, М. Шералиев, В. А. Шичкин, А. Т. Қаҳҳоров, В. Н. Приписнов, инчунин прокурори РСС Тоҷикистон Г. С. Михайлин, ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ Г. В. Кошлаков, раиси Комитети назорати Конституционии РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Хоҷаев иштирок доштанд.

Сипас депутатҳо дар қироати дуюми Қонуни мақоми депутатҳои халқ дар РСС Тоҷикистон ба муҳокима гузоштанд. Дар бораи натиҷаҳои баррасии таклифу мулоҳизаҳои депутатҳо мавриди муҳокимаи лоиҳаи Қонун дар қироати аввал, хулосаи комиссияи доимии Шӯрои Олӣ оид ба масъалаҳои қонунгузорӣ, ҳуқуқ ва муроҷиати гражданиҳо раиси ҳамин комиссия депутат Н. Ҳувайдуллоев ахборот дод.

Шӯрои Олӣ Қонуни РСС Тоҷикистонро дар бораи мақоми депутати халқ дар РСС Тоҷикистон қабул кард.

Бо назардошти хоҳиши депутатҳо ба ҳайати комиссияҳои доимии ҷудогонаи Шӯрои Олӣ баъзе тағйирот дохил карда шуд. Муовини Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон Ю. П. Зацаринный ва Вазири нақлиёти автомобилии ҷумҳурӣ Н. Х. Ёқубов, ба дархостҳои депутатҳои халқ С. Тағоев, Я. Мирзоев, Ҷ. Мансуров, А. Абдураззоқов ҷавоб доданд.

Шӯрои Олӣ аз рӯи ҷавоб ба дархостҳои депутатҳо қарорҳои дахлдор қабул кард.

Шӯрои Олии ҷумҳурӣ мувофиқи моддаи 87-уми Конституцияи РСС Тоҷикистон дар бораи пеш аз мӯҳлат қатъ гардидани ваколатҳои депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон И. Давлатов ва Ю. Ф. Поносов ба муносибати вазирони РСС Тоҷикистон тасдиқ шудани онҳо қарор қабул кард.

Сипас депутатҳо ба лоиҳаи Қарор «Дар бораи имтиёзҳои ба оилаҳои кормандони ҳалокшудаи Вазорати корҳои дохилии РСС Тоҷикистон», ки ҳукумат пешниҳод кардааст, баргаштанд. Шӯрои Олӣ бо назардошти коркарди иловаи он дар комиссияҳои доимӣ ва таклифҳои депутатҳо дар рафти муҳокима дар сессия дар бораи имтиёзҳои оилаҳои кормандони ҳалокшудаи мақомоти ҳифзати қонуну қоида, хизматчиёни ҳарбӣ ва дружиначиёни халқ қарор қабул кард.

Сессия дар бораи раиси Комиссияи республикавии интихоботӣ оид ба интихоби депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон масъала баррасӣ намуд. Ба ин вазифа Х. Шарифов тасдиқ намуда, И. Ф. Дедов ба муносибати ба нафақа рафтанаш аз вазифаи раиси Комиссия озод карда шуд.

Шӯрои Олии ҷумҳурӣ ба И. Ф. Дедов барои кори бисёрсолаи пурсамараш дар мақомоти шӯравӣ ва партиявии РСС Тоҷикистон миннатдории самимӣ изҳор кард.

Комиссари ҳарбии ҷумҳурӣ, депутати халқи РСС Тоҷикистон М. Маҳмадҷонов ба ифтихори иди ояндаи 45-солагии Ғалаба аз номи ветеранҳои ҷанг ва ҷанговарони интернационалист суханронӣ кард.

Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон ба ҳамаи гражданиҳои ҷумҳурӣ Муроҷиатнома қабул кард, ки дар матбуот чоп мешавад.

Дар сессия Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов сухани хотимавӣ кард.

Бо ҳамин сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум корашро анҷом дод.

ТоҷикТА.

## Дар бораи лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни асосии) РСС Тоҷикистон»

*Ахбороти ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон АСЛОНОВ Қ. А.*

Рафиқон депутатҳо! Лои- ... ститутсияи республика низ бо- ... муҳим аст, ки Совети депу- ... дара ба Раиси Совети Олӣ

## МУРОҶИАТНОМАИ

## Совети Олии Республикаи Советии Социалистии

## Тоҷикистон ба тамоми сокинони республика

Ҳамватанони азиз, падарону модарон, хоҳарону бародарон ва фарзандони арҷманд!

Мо, депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон, ки ба нахустин сессияи Совети Олӣ ҷамъ омадаем, қисми зиёди масъалаҳоро, ки солҳо инҷониб боиси ташвиши шумо гардидаанд, муддати беш аз даҳ рӯз мавриди муҳокима қарор дода, дар фаровардии сессия ба хулоса омадем, ки ба шумо, коргарону деҳқонон, намояндагони зиёиёни илмию эҷодкор, муаллимону мураббиён, ҷавонони донишҷӯ, ба ҳамаи халқу миллатҳои сокини республика — ба тоҷикону русҳо, ӯзбекону украиниҳо, қирғизҳову туркманҳо, тоторҳою олмониҳо, хуллас ба тамоми ҳамватанони азиз муроҷиат намоем!

Шумо медонед, ки республикаи мо имрӯз даврони ниҳоят душвор ва пурмасъулияти бозсозиро аз сар мегузаронад. Процессҳои демократикунонии ҳаёти ҷомеа, ислоҳоти сиёсию иқтисодӣ, ки бо ҷӯшу хурӯш давом доранд, ҳоло тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти моро фаро гирифтаанд. Ногуфта наметавонем, ки нарасидани таҷрибаи кофии сиёсию фарҳангӣ аксаран боиси боло гирифтани эҳсосот ва зуҳуроти манфӣ дар ҳаёти ҷамъият мегарданд. Нобасомониҳои мавҷудаи соҳаи иҷтимоиёт, ки ҷавобгӯи талаботи рӯзафзуни одамон намебошанд, ба ҳамаи ин бетаъсир намондаанд.

Фаҳмост, ки республикаи мо аз ибтидои соли оянда ба худмаблағгузорию худидоракунӣ мегузарад ва принципҳои иқтисодиёти плании тиҷоратӣ ҷорӣ карда хоҳанд шуд. Дар ин бобат ҳамаи мову шуморо кори бузургу масъулиятноке дар пеш аст, ки он аллакай оғоз ёфтааст. Дар шароити нави кору зиндагӣ сокинони республика торафт бештар соҳиби комилҳуқуқи тамоми захираҳои табиӣ ва сарватҳои иқтисодии худ мегарданд. Дар чунин шароит сатҳи зиндагӣ ва некӯаҳволии ҳар кадоми мову шумо ба саъю талош ва кору пайкори фаъолонаи ҳамаву ҳар кас вобаста хоҳад буд.

Имрӯз мо назар ба ҳар вақти дигар ба ваҳдату ягонагӣ, дӯстию бародарӣ ва ҳусни тафоҳуми тамоми сокинони республика, сарфи назар аз мансубияти миллию диниашон, бештар эҳтиёҷ дорем. Мо набояд фаромӯш созем, ки ҳамаи мо сокинони як кошонаи умумием, шодию хурсандӣ ва ташвишу изтироби муштарак дорем, моро Ватани ягонаю ҳамагонӣ — сарзамини меҳмоннавози Тоҷикистон ба ҳам муттаҳид гардонидааст.

Мо аъмоли ношоистаи нерӯҳои моҷароҷӯро, ки моҳи феврали соли равон вазъиятро дар пойтахти республика — шаҳри Душанбе номӯътадил гардониданӣ буданд, маҳкум намуда, бо тамоми қатъият иброз медорем, ки халқи тоҷик ба ин ҳодисаҳои нангин ҳеҷ муносибате надорад. Мо бародарону хоҳарони худро, ки дар ин рӯзҳои пурфоҷиа ба ваҳму ҳарос афтода, республикаро тарк кардаанд ва ё имрӯз ҳам майли тарк кардани онро доранд, даъват кардем, ки бомулоҳизаю дурандеш бошанд, ба саросемагӣ роҳ надиҳанд, дар қабули қарори ниҳоӣ саҳв накунанд.

Мо ба ветеранҳои ҷангу меҳнат, ки дар рушду камоли республика саҳми арзанда гирифта, сазовори иззату эҳтироми умум гардидаанд, муроҷиат намуда, даъват кардаем, ки бо амалу рафтор ва гуфтору кирдори неку хирадмандонаи худ барои сарфаҳм рафтан ба вазъият ба сокинони республика мадад расонед, боварию эътимоди онҳоро нисбат ба имрӯзу фардои зиндагӣ бештар намоед.

Мо ба ҷавонони барӯманди республика, ки бори вазнини эъмори кошонаи умумии мо ба дӯши онҳо гузошта шудааст, муроҷиат карда, гуфтанием:

Лаҳзае ҳам фаромӯш накунед, ки мо хушбахтию оромии худро дар пояи бадбахтӣ ва ранҷу озори дигарон бунёд карда наметавонем. Халқи меҳмоннавози тоҷик аз қадимулайём ҳаргиз ба ин роҳ нарафтааст ва дар оянда ҳам нахоҳад рафт. Қувваю нерӯи шумо танҳо дар муттаҳидию ягонагии фарзандони ҳама халқу миллатҳост.

Мо ба бародарони рус, украин, белорус, арман, гурҷӣ ва озарӣ, хуллас ба ҳамаи онҳое, ки Тоҷикистон барояшон Ватани ҳақиқӣ гардидааст, муроҷиат карда гуфтанием: мо одамонро ҳаргиз аз рӯи мансубияти миллӣ, динӣ ва забонӣ ба гурӯҳҳо тақсим накардаем ва минбаъд ҳам ҷудо нахоҳем кард. Мо имони комил дорем, ки тамоми одамон бо ҳам баробаранд ва танҳо саҳми фаъолонаи ҳар фард дар кори умумии мо меъёри эътирофи мавқеи ҳаётии ӯ буда метавонад.

Ҳамватанони азиз! Шуморо дар бобати эҷоди иқтисодиёти пешрафтаву мутараққӣ, дар бобати эҳёи расму русум ва фарҳангу анъаноти ҳамаи миллатҳои сокини республика кори ниҳоят душвору мураккабе дар пеш аст. Биёед, барои амалӣ гардидани ин мақсадҳои наҷиб ва миқёсан бузург тамоми ҷидду ҷаҳд ва кӯшишу ғайратамонро муттаҳид созем, даст ба дасти ҳам, шона ба шонаи якдигар кору пайкор намоем.

Мо боварии комил дорем, ки душвориҳои мавҷудаи ҳаёти мо, ки онҳоро ҳодисаҳои фоҷиавии моҳи феврал то андозае амиқтар гардониданд, муваққатӣ мебошанд. Мо аминем, ки дӯстию бародарӣ, меҳру вафо, ҳусни тафоҳуми якдигарӣ, ки сокинони Тоҷикистон дар тӯли қарнҳо аз он ифтихор доштанд, тантана мекунад ва самараи нек ба бор меоварад.

Имрӯз, дар арафаи 45-умин солгарди ғалабаи халқи советӣ бар Олмони фашистӣ мо бо возеҳият дарк мекунем, ки танҳо ваҳдату ягонагӣ ва муттаҳидиву якпарчагии мо буд, ки моро аз ғуломию бандагӣ бар урдуҳои гитлерӣ наҷот дод. Корнамоиҳои қаҳрамононаи фиристодагони республика — тоҷикону русҳо, ӯзбекону туркманҳо, украиниҳою арманҳо, белорусҳою қирғизҳо, хуллас фарзандони тамоми миллатҳои сокини он дар ҷабҳаҳои Москваю Ленинград, дар соҳилҳои Волгаю Днепр, ҳангоми озод кардани Белоруссияю Прибалтика ва ишғоли Берлин ҳаргиз аз лавҳи хотири мо сутурда намешавад. Мо инчунин фаромӯш карда наметавонем, ки дар он солҳои фалокатбор Тоҷикистон ҳазорҳо нафар мӯйсафедон ва занону кӯдаконро, ки ватани бобоии худро маҷбуран тарк карда буданд, ба оғӯш гирифт, дар паноҳи худ нигаҳ дошт.

Инчунин ҳақ надорем фаромӯш кунем, ки мо ҳама якҷоя, даст ба дасти ҳам дода, водиҳои Вахшу зарнисор ва Ҳисори шодмонро ободу маъмур гардонидем, истгоҳҳои муқтадири барқӣ ва корхонаҳои саноатӣ бунёд кардем, синаи кӯҳҳоро шикофта, роҳу пайраҳаҳо сохтем, оқибатҳои сангини зилзилаҳои Қайроққуму Ҳисорро бартараф кардем, ганҷинаҳои фарҳанги маънавии халқи тоҷикро ба рӯи ҷаҳониён боз намудем. Бори дигар таъкид кардание́м, ки имрӯз мисли тамоми давру замонҳо қуввату нерӯи мо дар ягонагию муттаҳидӣ аст ва ин муттаҳидию ягонагиро бояд гиромӣ дошт.

Бигзор сулҳу сафо ва осудагию оромӣ ҳамсафари доимии ҳаёти мо бошанд. Бигзор дӯстии абадзиндаи халқҳо пойдору мустаҳкам гардад ва тантана кунад!

Совети Олии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон.

## Эъломияи анҷумани XXI ИЛКҶУ

[Ва]зири адлияи РСС Тоҷикистон Ф. Абдуллоев аз рӯи [illegible] лоиҳаи қонун ахборот дод. Дар муҳокима депутатҳо Т. Ҷабборов, Н. А. Семьонов, А. А. Қаҳҳоров, С. Кенҷаев, А. Г. Копыльцов, Р. К. Олимов, М. Шералиев, В. А. Шичкин, А. Т. Қаҳҳоров, В. И. Приписнов, инчунин прокурори РСС Тоҷикистон Г. С. Михайлин, ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ Г. В. Кошлаков, раиси Комитети назорати Конституционии РСС Тоҷикистон И. Х. Ҳоҷаев иштирок доштанд.

Сипас депутатҳо дар хониши дуюм Қонуни мақоми депутатҳои халқ дар РСС Тоҷикистон ба муҳокима гузош-

Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон ба ҳамаи гражданинҳои ҷумҳурӣ Мурочиатнома қабул кард, ки дар матбуот чоп мешавад.

Дар сессия Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов сухани хотимавӣ кард.

Бо ҳамин сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳуми корашро анҷом дод.

ТоҷикТА.

# Дар бораи лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни асосии) РСС Тоҷикистон»

*Ахбороти ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон АСЛОНОВ Қ. А.*

Рафиқон депутатҳо! Лоиҳаи пешниҳодгардидаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни асосии) РСС Тоҷикистон бо мақсади он тайёр карда шудааст, ки инкишофи минбаъдаи он дигаргуниҳои сиёсию иқтисодӣ, ки дар республика амалӣ гардонида мешаванд, таъмин намуда, сохти конституционӣ ҳуқуқу озодиҳо ва бехатарии гражданинҳои республика мустаҳкам намуда, ҳамчунин Конституцияи РСС Тоҷикистон ба Конституцияи СССР мувофиқ гардонида шавад.

Ба ҳама маълум аст, ки ҳоло ба моддаҳои 6 ва 7 Конституцияи СССР тағйироти дахлдор дохил карда шудааст. Тағйироти мазкур ба аниқ гардидани демократия, ҳамчун асоси худидораи халқ, ҳамчун органҳои амалӣ гардонандаи ҳокимияти пурраи Советҳо ва иродаи соҳибихтиёрӣ баланд шудани мақоми Советҳои депутатҳои халқ вобаста мебошад. Бинобар ин дар Конституция аз як тараф мақоми Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ба тарзи нав муайян шудааст ва аз тарафи дигар мавқеи ташкилотҳои гуногуни ҷамъиятӣ, ки дар ҳаёти сиёсии ҷамъияти мо амал мекунанд, зикр гардидааст.

Лоиҳаи пешниҳодшудаи қонунро баррасӣ карда, бояд зикр намуд, ки тағйиротҳое, ки ба моддаҳои 6, 7, 49 дохил карда мешаванд, аз моддаҳои Конституцияи СССР баъзе фарқиятҳо доранд. Таҳрири ин моддаҳоро пленуми 11 апрели соли 1990 барпогардидаи Комитети Марказии ПК Тоҷикистон ба тариқи ташаббуси қонунгузорӣ пешниҳод намудааст.

Ин вариант мустақилият ва хусусиятҳои республикаро ҳарчӣ пурратар таъкид менамояд, вазъияти ҷамъиятию сиёсии республика, ҳамчунин ҳуқуқи гражданинҳоро барои дар Партияи Коммунистӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсӣ муттаҳид гардидан, дар ҳаракатҳои оммавӣ иштирок карданро хубтар инъикос менамояд, ки ба вусъати фаъолияти ҷамъиятӣ, конеъ гардонидани майлу хоҳиши онҳо мусоидат мекунанд.

Пешниҳод мегардад моддаҳои 10, 11, 12, 13-уми Конституцияи республика низ бояд ҷиддӣ тағйир дода шаванд, ки дар онҳо унсурҳои асосии системаи иқтисодии РСС Тоҷикистон муайян гардидаанд. Ба мавқеи аввал баровардани қоидаҳои конституционӣ дар бораи моликияти гражданинҳои советӣ, нишондодҳо дар хусуси он, ки ғайр аз баъзе намудҳои молу мулки барои ба онҳо соҳиб будани гражданинҳо иҷозат дода намешуд ва баробари молу мулки истеъмолӣ, ҳамчунин молу мулки истеҳсолӣ низ моликият буда метавонад, ба аҳамияти махсус молик мебошанд.

Таҳрири нави моддаи 10 Конституция ба тарзи зерин аст: «замин, канданиҳои фоиданоки он, об, олами набототу ҳайвонот дар шакли табииашон сарвати ҳамаи халқҳои сокини ҳамин ҳудуд буда, дар ихтиёри Советҳои депутатҳои халқ мебошанд ва барои истифодаи гражданинҳо, корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо дода мешаванд».

Қонун дар бораи моликият ва асосҳои қонунгузории СССР ва республикаҳои иттифоқӣ дар бораи замин асоси ин қоидаҳои нав мебошанд, ки чанде пеш қабул гардиданд.

Хоҷагиҳои деҳқонӣ ба кафолати конституционӣ соҳиб мегарданд. Масалан, қитъаҳои замин, ки ба онҳо дода мешаванд, акнун ҳамчун чизи меросӣ мемонанд ва истифода карда хоҳанд шуд.

Ба Қонуни асосии республика чунин шаклҳои васеъ паҳнгардидаи хоҷагидорӣ, аз қабили муассисаҳо, кооперативҳо, рафоқатҳои коллективӣ ва иҷоравӣ, аз ҷумла онҳое ҳам, ки дар асоси ихтиёрӣ муттаҳид шудани гражданинҳо ташкил меёбанд, дохил карда мешаванд.

Дар моддаи 13 лоиҳаи Қонун мустаҳкам кардани номгӯи моликияти давлатӣ ва ба он мансуб намудани моликияти умумииттифоқӣ, моликияти РСС Тоҷикистон, вилояти автономии Кӯҳистони Бадахшон, вилоятҳо ва дигар воҳидҳои маъмурию ҳудудӣ пешниҳод гардидааст.

Ба тағйироте, ки ба матни моддаҳои 80 ва 126 Қонуни асосии республика дохил кардани он пешниҳод мешавад, низ диққат додан зарур аст.

Дар ин тағйирот он ҷиҳат муҳим аст, ки Советҳои депутатҳои халқи вилояти автономии Кӯҳистони Бадахшон баъди Совети Олии РСС Тоҷикистон зикр шудааст. Яъне, бо ин Конституцияи РСС Тоҷикистон ба ин ташкили автономӣ мувофиқи мақоми ҳуқуқиаш аҳамияти дахлдор додааст.

Ба муносибати 20 декабри соли 1989 дар Съезди дуюми депутатҳои халқи СССР қабул гардидани «Қонуни СССР дар бораи тағйироту иловаҳои Конституцияи (Қонуни асосии) СССР доир ба масъалаҳои системаи интихобот» бо Указн Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон аз 28 декабри соли 1989 ба Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи интихоботи депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон» тағйирот дохил намуда, муқаррар гардид, ки дар интихобот шахсони ба бемории рӯҳӣ гирифтор, ки бо қарори суд аз ақл бегона шуморида шуда, ҳамчунин онҳое, ки бо қарори суд дар ҷойҳои аз озодӣ маҳрум мебошанд, ҳамчунин онҳое, ки мувофиқи қонунгузории ҷиноятию процессуалӣ дар табобатгоҳҳои маҷбурӣ ҳастанд дар овоздиҳӣ иштирок намекунанд.

Ҳоло пешниҳод мегардад, ки ин ва дигар тағйироту иловаҳои доир ба масъалаҳои системаи интихобот ба моддаҳои 37, 91, 92-и Конституцияи РСС Тоҷикистон дохил карда шаванд.

Ба матни моддаи 110, ки ваколати Раиси Совети Олии РСС Тоҷикистонро муқаррар менамояд, дохил кардани баъзе тағйирот пешниҳод карда мешаванд. Ин иловаҳо ҳарчӣ фаврӣ ҳал кардани масъалаҳои дар ҳаёти республика рӯй диҳанда, аз ҷумла дар маҳалҳои ҷудогона аз тарафи Раиси Совети Олӣ эълон карда шудани вазъияти фавқулодда, дар айни замон қарори доир ба ин масъала қабулшударо барои тасдиқи Совети Олӣ пешниҳод намудан, ба Совети Олии СССР ва Президенти СССР хабар доданро дарбар мегиранд.

Дар фосилаи байни сессияҳои Совети Олии РСС Тоҷикистон мумкин аст, зарурати ҳалли масъалаҳои вобаста ба тағйири ҳайати ҳукумати республика пеш ояд. Бинобар ин дар лоиҳа пешниҳод гардидааст, дар ин давра ба Раиси Совети Олӣ ҳуқуқ дода шавад, ки бо таклифи Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон ё ташаббуси худаш аъзоёни ҳукуматро аз вазифа озод ва таъин намояд ва баъд дар Совети Олии РСС Тоҷикистон тасдиқ карда шаванд.

Ҳамчунин ба Раиси Совети Олӣ додани ваколати бо мукофотҳои давлатии РСС Тоҷикистон ва унвонҳои фахрии РСС Тоҷикистон қадр намудан пешниҳод гардидааст.

Пешниҳод мегардад, ки ба моддаи 114-и Конституция тағйирот дароварда, ваколати Комитети назорати конституционӣ васеъ намуда, ба он ҳуқуқ дода шавад, ки мувофиқи Конституция на фақат ба лоиҳаи қонунҳое, ки моддаи ҳоло ҷорӣ буда пешбинӣ кардааст, балки ба қонуну дигар ҳуҷҷатҳои нормативии ҳуқуқӣ ҳам, ки қабул гардида ва дар амал ҷорӣ мебошанд, ҳамчунин қарорҳои ташкилотҳои ҷамъиятӣ, аз ҷумла бегуфтугӯ партиявӣ низ хулосаашро изҳор намояд. Инро тавре набояд фаҳмид, ки Комитет аз органи олии қонунгузории республика, яъне Совети Олӣ болост, зеро ҳалли қатъии масъала мансуби Совети Олӣ мебошад, ки бо овози аз се ду ҳиссаи шумораи умумии депутатҳои халқ метавонад хулосаи комитетро рад намояд.

Бори аввал дар амалияи қонунгузории мо пешниҳод мегардад ба депутатҳои халқ имконият муҳайё карда шавад, ки дар сурати зарурат ба ҳукумати РСС Тоҷикистон нобоварӣ изҳор кунанд, ки онро ба истеъфо водор созад ва барои ин мувофиқи қонун бояд на камтар аз се ду ҳиссаи шумораи умумии депутатҳои халқ овоз диҳанд.

Ин тағйироту иловаҳо ба муносибати ба Конституцияи СССР дохил карда шудани тағйироти дахлдор ворид мегарданд.

Рафиқон депутатҳо!

Лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституция (Қонуни Асосии) РСС Тоҷикистон» дар дасти шумо мавҷуд аст. Хоҳишмандем, онро баррасӣ намоед ва қабул кунед.

... бештар эҳтиёҷ дорем. Мо набояд фаромӯш созем, ки ҳамаи мо сокинони ин кошонаи умумием, шодию хурсандӣ ва ташвишу изтироби муштарак дорем, моро Ватани ягонаю ҳамагонӣ — сарзамини меҳмоннавози Тоҷикистон ба ҳам муттаҳид гардонидааст.

Мо аъмоли нописандаи нерӯҳои моҷароҷӯро, ки моҳи феврали соли равон вазъиятро дар пойтахти республика — шаҳри Душанбе ноустувор гардониданӣ буданд, маҳкум намуда, бо тамоми қатъият изҳор медорем, ки халқи тоҷик ба ин ҳодисаҳои нангин ҳеҷ муносибате надорад. Мо бародарону хоҳарони худро, ки дар ин рӯзҳои пурфоҷиа ба ваҳму ҳарос афтода, республикаро тарк кардаанд ва ё имрӯз ҳам майли тарк карданро доранд, [illegible] ки бомулоҳизаю дурандеш бошанд, ба саросемагӣ роҳ надиҳанд, дар қабули қарори ниҳоӣ саҳв накунанд.

Мо ба ветеранҳои ҷангу меҳнат, ки дар рушду камоли республика саҳми арзанда гирифта, сазовори иззату эҳтироми умум гардидаанд, муроҷиат намуда, даъват кардаанем, ки бо амалу рафтор ва гуфтору кирдори неку хирадмандонаи худ барои сарфаҳм рафтан ба вазъият ба сокинони республика мадад расонед, боварию эътимоди онҳоро нисбат ба имрӯзу фардои зиндагӣ бештар намоед.

Мо ба ҷавонони бирӯманди республика, ки бори вазнини эъмори кошонаи умумии мо ба дӯши онҳо гузошта [illegible]

[illegible] Ленинград, дар соҳилҳои Волгаю Днепр, [illegible] дани Белоруссияю Прибалтика ва [illegible] аз лавҳи хотири мо сутурда намешавад. Мо [illegible] фаромӯш карда наметавонем, ки дар он солҳои [illegible] Тоҷикистон ҳазорҳо нафар [illegible] ро, ки Ватани бобоии худро [illegible] ба оғӯш гирифт, дар паноҳи худ нигаҳ дошт.

Инчунин ҳақ надорем фаромӯш кунем, ки [illegible] Ҳисори [illegible] хои сангини зилзилаҳои Қайроққуму Ҳисорро бартараф кардем, ганҷинаҳои фарҳанги маънавии қадимаи тоҷиконро ба рӯи ҷаҳониён боз намудем. Бори дигар таъкид карданием, ки имрӯз мисли тамоми давру замонҳо қувваю неруи мо дар ягонагию муттаҳидӣ аст ва ин муттаҳидию ягонагиро бояд гиромӣ дошт.

Бигзор сулҳу сафо ва осудагию оромӣ ҳамсафари доимии ҳаёти мо бошанд. Бигзор дӯстии абадзиндаи халқҳо пойдору мустаҳкам гардад ва ғантана кунад!

Совети Олии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон.

# Эъломияи анҷумани XXI ИЛКҶУ

Дар пеши чашми мо системаи тоталитарие бархам хӯрда истодааст, ки дар зери ливои ғояи коммунистӣ солҳои зиёд шахсият паноҳ буд. Баҳамхӯрии наву кӯҳна сабабгори пайдоиши зӯроварӣ, зиддиятҳои миллӣ, тезутунд шудани масъалаҳои иҷтимоӣ дар идеология ва сиёсат равшан маълум шуд. Ҷамъият бо душворӣ фаҳмидани шахшударо инкор мекунад, роҳҳои нави тараққиётро пайдо мекунад. Парламентаризми воқеӣ пайдо шуда истодааст, бисёрҳизбӣ, иқтисодиёти бисёрсоҳавии марказонидашуда инсонро ботадриҷ ба маркази ҳамаи тағйиротҳо мегузорад.

Анҷуман масъулиятро барои тақдири ояндаи иттифоқ ҳис карда, мақсадҳои асосии худро чунин меҳисобад:

— муҳайё намудани шароити мусоид барои тараққии озоди инсон, кушодани маҳорати эҷодии тараққии озоди инсон, кушодани маҳорати эҷодии ӯ, ҳимоя ва ҷорӣ намудани манфиат ва ҳуқуқҳои аъзоёни ташкилот, ҷавонони мамлакат;

— муҳайё кардани ташкилоти демократии инсонпарваронаи социалистӣ, гузариши мамлакат ба ҳолати пурраи давлати федеративии ҳуқуқӣ, ҷорӣ намудани ин гузариш бе зӯроварӣ, бо роҳи парламентӣ.

Комсомол дар шакли ҳозирааш ин мақсадҳоро ҷорӣ карда наметавонад.

Роҳи ҳалли он чунин аст:

— проблемаҳои ҷавононро дар ҷорӣ намудани кӯшишҳои ташкилӣ, захираҳои моддӣ ва маблағҳои молиявии органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ метавон ҳал кард;

— ИЛКҶУ худро ташкилоти интихоби социалистӣ, қисми баробарҳуқуқи ҳаракати демократии ҷавонон эълон мекунад.

Ғояи асосии ягонагии дар ИЛКҶУ назарияи тараққии марксизм, қабул кардани манфиатҳои умумиинсонӣ; дастоварди ғояи социализми муосир ба ҳисоб меравад.

Анҷуман тарафдори мустақилияти ИЛКҶУ мебошад, ҳамкории зичро бо ХКИШ, ҳамкории баробар бо дигар ҳизбу ташкилотҳои ҷамъиятиро тарафдорӣ мекунад.

Сохти нави кори иттифоқ бояд ба сохти нави ташкили он мусоидат кунад. Дур кардани шакли номатлуби дохилииттифоқӣ, бюрократишуда тасдиқи озодии баҳс ва ташкили платформа дар доираи ташкилот, баробарҳуқуқии ақаллияту миқдори кам — ин аст роҳҳои азнавкунии иттифоқ. Ягонагии ғоявиро нигоҳ дошта, ИЛКҶУ ба федерацияи Иттифоқи ҷавонон табдил дода мешавад.

# Сиёсати бозсозиро амалан дастгирӣ намоем

Вақтҳои охир дар иттиҳодияи газвори пахтагини Душанбе дар бахши бозсозӣ кори зиёде иҷро шуд. Во вуҷуди ин проблемаҳо зиёданд.

Дар рафти сӯҳбати номзади аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, раиси Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС Б. К. Пуго ва Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ, котиби якуми КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов бо бофандагон ва коммунистони иттиҳодия ҳамин проблемаҳо мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Ин сӯҳбатҳо мустақиман дар коргоҳи ресандагон, бофандагон, ёрдамчиёни устоҳо сурат гирифтанд. Дар рафти сӯҳбат ба бисёр чиз: шароити кор, маишат ва вазъияти коллектив дахл карда шуд. Дар мавриди он чиз ҳам саволҳо дода шуданд, ки барномаи манзили корхона чӣ тавр амалӣ мешавад, суръати истеҳсолотро кадом чиз суст ва сифати газворро паст мекунад.

Сипас Б. К. Пуго ва Қ. М. Маҳкамов бо вакилони конференцияи XXXIII ҳизбии шаҳри Душанбе, ки коммунистони иттиҳодияи номбурда интихоб кардаанд, вохӯрданд. Аз корхона ба конференция 18 вакил интихоб шудааст, ки дар байни онҳо коргарон, инженеру техникҳо, аъзои органҳои интихобии ҳизби ҳамин корхона ҳастанд.

Маҷлиси вохӯриро котиби комитети ҳизбии иттиҳодияи газвори пахтагини Душанбе А. Ҳикматов кушод. Ӯ ба меҳмонон аз самтҳои асосии фаъолияти ташкилоти ҳизбии иттиҳодия ва натиҷаи маъракаи ҳисоботу интихобот хабар дод. Ба пешниҳод, илова ва фикру мулоҳизаи коммунистон, ки дар рафти муҳокимаи лоиҳаи оинномаи КПСС баён шуд, диққати махсус дод. Котиби комитети ҳизбӣ ба ҷиҳатҳои манфии ҳаёти ташкилоти ҳизбӣ, ки дар рафти бозсозӣ ба назар мерасанд, дахл кард.

Нутқи Б. К. Пуго диққати зиёди ҳозиронро ба худ ҷалб намуд, ки ӯ ба коммунистон аз равандҳои мураккаб, ки дар арафаи Анҷумани XXVIII КПСС ҳам дар ҷамъият ва ҳам дар ҳизб рӯй медиҳанд, муфассал нақл кард. Вай нуктаҳои мактуби кушодаи Комитети Марказии КПСС-ро ба коммунистони мамлакат, ки ба қарибӣ дар рӯзномаҳо чоп шуд, муфассал шарҳ дод. Ба таври махсус таъкид шуд, ки имрӯз ҳар коммунист, ҳар вакил бояд анҷумани ҳизбро бо мавқеи аниқ истиқбол кунад. Ҷустуҷӯи эҷодӣ бояд ҳизбро дар мавқеи бозсозӣ муттаҳид созад ва ба парокандагӣ роҳ надиҳад. Ба ин муносибат Б. К. Пуго кӯшишҳои таҳриф кардани мақсаду мазмуни мактуби КМ-ро маҳкум намуд. Аъзоёни ҳизб, ташкилоту комитетҳои ҳизбӣ бояд рафтору мавқеи коммунистонро арзёбӣ кунанд.

Сипас Қ. М. Маҳкамов иштироккунандагони маҷлиси вохӯриро аз натиҷаи кори сессияи якуми Шӯрои Олии ҷумҳурӣ даъвати дувоздаҳум воқиф намуд.

Ҳоло мо дар марҳалаи басо душвор қарор гирифтаем, қайд намуд роҳбари парламент ва ташкилоти ҳизбии ҷумҳурӣ. Басо муҳим аст, ки дар ин вазъият мақоми худро дуруст муайян кунем, зеро зиндагӣ дар наздамон проблемаҳои нав ба нав мегузорад. Ҷумҳуриро тарк кардани мутахассис[illegible]ҳир яке аз ҳамин гуна проблемаҳост. Ба ин муносибат Қ. М. Маҳкамов аз коммунистон хоҳиш намуд, ки дар тавзеҳи муроҷиатномаи Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон ба ҳамаи гражданинҳои ҷумҳурӣ, ҳамчунин қонуни аз тарафи сессия қабулшудаи РСС Тоҷикистон дар бораи ҷавобгарии пуршиддат гардонидани вазъи ҷамъиятию сиёсии ҷумҳурӣ фаъолона иштирок намоянд.

Иштироккунандагони маҷлиси вохӯрӣ дар рафти гуфтугӯи ошкоро аз рӯи бисёр проблемаҳои бозсозӣ, ислоҳоти сиёсию иқтисодӣ, ривоҷи фаъолияти ҳизб, беҳдошти вазъияти Душанбе, амалӣ намудани нуктаҳои қонуни РСС Тоҷикистон дар бораи забон мубодилаи афкор намуданд.

* * *

Худи ҳамон рӯз дар КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Б. К. Пуго ва Қ. М. Маҳкамов бо аъзо ва номзадҳои аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, бо роҳбарони мақомоти ҳифзати қонуну қоидаи ҷумҳурӣ сӯҳбат намуданд.

Бегоҳӣ Б. К. Пуго ва Қ. М. Маҳкамов дар тадбирҳои бахшида ба 1400-солагии зодрӯзи Борбад иштирок намуданд.

ТоҷикТА.

# Мақсадҳои барномавии ИЛКҶУ

Ин ҳуҷҷат барои давраи гузариш дар тараққиёти иттифоқи ҷавонони мо омода шудааст, ки хусусиятҳо, вазифаҳо ва функцияҳои комсомолро дар даврави ҳозира шарти худ медонад.

Самти асосии фаъолияти ИЛКҶУ озодӣ ва адолат, инсондӯстӣ ва ҳамдилии одамон, кӯшишу ғайрат ба сӯи ҷамъиятест, ки дар он инкишофи озодонаи ҳар кас шароити инкишофи озодонаи ҳама аст, одам бошад, мақсади олии дигаргуниҳои сиёсӣ ва иқтисодист.

Шарти зарурии **нав кардани ташкилот** аз нуқтаҳои зерин рӯ тофтан аст:

— догмаҳо ва қолабҳои солҳои дароз дар тасаввуротамон перомуни социализм ба амал омада;

— давлатикунонии комсомол, ки иттифоқи моро ба аслиҳаи ғаррав дар идоракунии ҷавонон табдил додааст;

— сохт ва методҳои партиявиро кӯр-кӯрона рӯбардор кардан, ки хусусияти худфаъолияти ташкилоти ҷавононро поймол мекард;

— тарбия ҳамчун вазифаи асоситарин;

— моделҳои комсомол, ки ба демократияи дохилииттифоқӣ фишор оварда ба инкишофи шахсияти ҳар як аъзои иттифоқ монеъ мешавад;

**Асоси ягонагии ғояҳо дар ИЛКҶУ ба таври эҷодӣ инкишоф додани назарияи марксистӣ, эътирофи маъмаҳои боигариҳои умумибашарӣ ба ақоиди пешқадами социалистӣ ноил гардидан аст;**

Инҳо **мақсадҳои асосӣ мебошанд:**

— барои инкишофи озодонаи инсон тайёр намудани шароитҳо, кушодани потенциали эҷодӣ, ҳифз ва ифодаи манфиатҳо ва ҳуқуқҳои аъзоёни ташкилот, ҷавонони мамлакат;

— ҳамкорӣ барои бунёди ҷамъияти демократию инсондӯстонаи социалистӣ, гузариши мамлакат ба ҳолати аслии давлати ҳуқуқии федеративии демократӣ, дар амал татбиқ намудани ин гузариш бе ягон зӯроварӣ, бо роҳи парламентӣ лозим аст.

Иттифоқи мо вазифаҳои барномавиашро бо се калима: ИШТИРОК, ИНКИШОФ, СУЛҲ ифода карда метавонад.

### I. ИШТИРОК

ИЛКҶУ кӯшиш менамояд, ки аъзоёнаш дар фаъолияти органҳои ҳокимияти халқӣ: Аз Шӯроҳои коллективҳои меҳнатӣ то Анҷумани намояндагони халқ ширкат дошта бошад.

Иттифоқи мо дар ҳаёти ҷамъиятӣ-сиёсӣ иштирок карда, ҳуқуқи ташаббуси қонунгузорӣ ва намояндагӣ ба органҳои ҳокимияти давлатӣ ва худидоракунии ҷамъиятиро истифода карда, кӯшиш мекунад:

— тарзҳои ҳалли масоили ҷамъият ва ҷавононро пешниҳод кунад;

— дар омода ва ҷорӣ намудани сиёсати ҲКИШ ва дигар структураҳои ҷамъиятӣ-сиёсӣ ва давлатӣ, ки ба ҳалли масъалаҳои ҷавонон бананд, фаъолона иштирок кунад;

— кӯшиши муттаҳид намудани ҳамаи қувваҳои асосии сиёсӣ барои дар амал ҷорӣ намудани дигаргунсозиҳои ҷиддии демократӣ;

— аз давлат талаб кунад, ки фаъолияти ташкилотҳои ҷавонон ва бачагонро бо ёрии пулӣ таъмин намояд.

Комсомол ба тарафдории инкишоф додани ташкилоти Умумииттифоқии пионерии ба номи В. И. Ленин ва ҳаракати бачаҳо дар асоси демократия ва инсондӯстӣ баромад мекунанд.

### II. ИНКИШОФ

ИЛКҶУ **концепцияи** худашро дар бораи **сиёсати давлатии ҷавонон** пешниҳод карда, барои амалӣ шудани он дар миқёси мамлакат ва минтақаҳо кӯшиш мекунад.

**Иттифоқи ҷавонон тарафдори қабул шудани акти комплексӣ дар бораи сиёсати давлатии ҷавонон аст.** Инчунин тарафдори таъсис додани системаи органҳои ҳокимияти давлатӣ ва идоравиест, ки ба проблемаҳои ҷавонон банд асту системаи худидоракунии ҷамъиятии он мебошад. Тарафдори сиёсати минтақавии ҷавонон аст, ки он хусусиятҳои миллӣ, таърихӣ ва иҷтимоию маданий ҳавзаҳоро дар бар гирад. Назорати ҷамъиятӣ барои дар амал ҷорӣ гардидани он дар давлати федеративӣ.

**Дар соҳаи маориф.** Маориф як самти асосии фаъолият ва шартии навсозии ҷамъият донista шавад. Маблағгузорӣ ба маориф зиёд карда шавад. Ба ҳар гуна сарчашмаҳои ахборӣ озодона расида тавонистан мумкин бошад. Гуногунӣ ва интихоби озоди шаклҳои соҳибмаълумот шудан дар мамлакат ва хориҷи он. Барномаи умумидавлатии «интеллекти асри XXI»-ро омода кардан.

**Дар соҳаи маданият.** Ба оммаи васеи ҷавонон дастрас будани беҳтарин намунаҳои маданияти умумиҷаҳонӣ ва ватанӣ. Аз тарафи давлат дастгирӣ шудани ин тарзи фаъолият. Озодии эҷодиёт. Инкишофи баробар, тайёр намудани барномаҳои давлатӣ—ҷамъиятии инкишофи маданиятҳои миллӣ.

**Дар соҳаи иҷтимоию иқтисодӣ.** Ба кори худ дилсӯз будани ҳар кас, муҳофизати манфиатҳои иҷтимоию иқтисодии ҷавонон. Ба оилаҳои ҷавон ва шаҳрвандон ба мӯҳлати дароз додани қарзи имтиёзнок ва мувофиқи тавлиди фарзандон ё иштирок дар корҳои манфиатноки иҷтимоӣ қисман бахшидани ин қарз. Тараққӣ додани комплексҳои истиқоматии ҷавонон, сохтмони фардӣ ва коллективӣ барои ҷавонон. Ҷорӣ кардани системаи нави самараноки ёрдампулӣ барои ҳифзи модар ва кӯдак, кӯмак ба шахсони маъюб ва маъюбҳо аз тифлӣ. Сиёсати оқилонаи андоз барои корхона ва ташкилотҳои ҷавонон.

Дар шароити имрӯзаи иқтисодӣ самти асосии фаъолияти худро комсомол дар бо кор таъмин кардани ҷавонон медонад. Бо ин мақсад ИЛКҶУ ба ташкил кардани силсилаи васеъи курсҳои баланд бардоштани малакаи касбӣ, аз ҷиҳати касбӣ аз нав тайёр кардан;

— кафолат додан ба ҷавонон барои дар навбати аввал бо кор таъмин намудан;

— ташкили курсҳои такмили маҳорат, азнавомодакунӣ ва такмили он;

— ташкил кардани ҷойҳои иловагии кор барои ҷавонон, аз он ҷумла аз ҳисоби муассисаҳои ташкилотҳои ҷавонон;

— ташкили системаи ба таври алоҳида бо кор таъмин кардан, кам кардани ҳисоби соатҳои корӣ, зиёд кардани ҷои корӣ ва гирифтани музде, ки рӯзгори онро таъмин кунад;

— ба роҳ мондани маблағи имтиёзнок барои ҷавонон дар корхонаҳое, ки онҳоро ба кор қабул мекунанд;

— додани кӯмакпулӣ аз рӯи бекорӣ.

**Ташкил кардани хизмати ягонаи иҷтимоӣ барои ҷавонон, ки дорои чунин марказҳо бояд бошад:**

— кӯмаки иҷтимоӣ ба оилаҳои ҷавон;

— ахбори бакортаъминкунӣ;

— маслиҳати ҳуқуқӣ;

— мутобиққунии иҷтимоӣ-психологии ҷавонон.

ИЛКҶУ кӯшиш мекунад, ки дар ҳар як ҷавон, шаҳрвандон, ватандӯст ҳимоятгари Ватани худро тарбия кунад. Комсомол барои ошкорбаёнӣ, муҳайё кардани шароитҳои мувофиқ барои хизмати ҳарбии ҷавонон кӯшиш мекунад.

### III. СУЛҲ

Мо ба сулҳ овоз медиҳем, ки онро чунин мефаҳмем:

— гузариши осоишта ба ҳолати нави ҷамъиятӣ, амнияти гражданӣ, ҳамкории ҳамаи қувваҳои сиёсӣ: кафолат додани ҳама барои ширкат варзидан дар раванди қувваҳои демократии ҷамъият дар мамлакати мо, аз он ҷумла ҷавонон:

— дар ҳар як ҷавон эҳё намудани маданияти муносибати байналмилалӣ, сифатҳои ватандӯст — интернационалистӣ.

— ба олами беруна кушода будани мамлакати мо, табдили озодонаи ғоя ва ахбор;

— олами бехавф тақсимшаванда, ки аз таҳдиди маҳвшавии ядроӣ ва фоҷиаи экологӣ эмин бошад. Масъалаҳои умдатаринро бо қувваи тамоми мамлакатҳо якҷоя ҳал кардан. Ҳифзи муҳити атроф, барои насли оянда маҳфуз доштани табиат, муҳокимаи васеъи лоиҳаҳои азими иқтисодӣ. Ҷорӣ намудани ташкили андозакунии экологӣ, ки ба меъёрҳои байналхалқӣ мувофиқ бошад. Ба ҳама дастрас будани маълумотҳо дар бораи вазъи муҳити атроф: — иштирок кардани ҷавонон дар муҳити кушодаи ахбор.

Ҳамкорӣ кардан ва донистани ақидаи ҷавонон дар ИҶШС ва ҳамсолони хориҷӣ, Тараққии туризми ҷавонон, мубодилаи байналхалқии ҷавонон. Ба барномаҳои табдили ҷавонони аврупоӣ, осиёгию уқёнуси Ором ва дигар минтақаҳо ба системаи имтиёзҳои нақлиёти «Интеррейл» барои ҷавонон барномаҳои байналхалқӣ дар соҳаи маориф. Барои озодона ба хориҷа рафтуомад кардан, ба кор рафтан, таҷриба омӯхтан.

Якҷоя амал кардани иттиҳоди қувваҳои демократӣ дар ҳаракати байналхалқии ҷавонон, ки ба тафаккури нави сиёсӣ, аз ҷиҳати ҷаҳонбинӣ пурсабр будан ва дар зинаи аввал истодани боигариҳои умумиинсонӣ такя мекунад. Дар ин асос муттаҳид гаштани қувваҳои васеъи ҷавонон дар ҳудуди ҳаракати нави фестивали Умумиҷаҳонӣ барои муҳокимаи масъалаҳои ҷавонон ва муҳимтарин.

Такмили алоқа бо ташкилотҳои мухталифи ҷавонон. Комсомол дар алоқаҳои байналхалқии худ ҳамкориро бо қувваҳои чап — коммунистони ҷавон, социал-демократҳо, социалистҳо идома медиҳад.

# ОИННОМАИ

## Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони Умумииттифоқ

Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони Умумииттифоқ ташкилоти ихтиёрӣ, мустақили ҷамъиятию сиёсии ҷавонони шӯравӣ аст.

ИЛКҶУ дар асоси принципҳои федеративӣ омодагаштаи Оиннома, ҳуҷҷатҳои барномавии худ ва Конституцияи ИҶШС, қонуниятҳои шӯравӣ ва шартномаҳои байналхалқии ИҶШС амал мекунад.

Мақсади асосии ИЛКҶУ, фароҳамории шароит баҳри [illegible] ва ҳуқуқҳои аъзоёни ташкилот, ҷавонони мамлакат; таъсиррасонӣ ба созмони социализми демократии инсонпарварона, гузариши мамлакат ба ҳолати давлати комилҳуқуқи федерацияи демократӣ, фароҳамории ин гузашт бе маҷбурӣ, бо роҳи парламентӣ мебошад.

ИЛКҶУ баҳри ба даст овардани мақсадҳои барномавӣ кӯшиш менамояд дар идоракунии давлат ва корҳои ҷамъиятии мамлакат иштирок карда, баҳри муҳофизат ва амалӣ кардани манфиатҳои ҷавонон ва пеш [illegible] ИЛКҶУ [illegible]

[illegible] тақилияти васеъи ҳамаи ташкилотҳои комсомолӣ дар интихоби тарз ва методҳои ҷорӣ кардани онҳоро ба назар дорад.

2. КМ ИЛКҶУ, комитетҳои комсомол метавонанд мукофотҳои комсомолиро таъсис намоянд.

### II. АЪЗОИ ИЛКҶУ, ҲУҚУҚ ВА ВАЗИФАҲОИ ?

3. Ҳар як одами ҷавони Иттиҳоди Шӯравӣ дар синни 14 то 28 солагӣ, ки ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ-ро [illegible] аъзои ИЛКҶУ шуда метавонад.

Аъзогӣ ба ИЛКҶУ мумкин аст бо роҳи аъзогӣ ба ташкилотҳои ба ИЛКҶУ дохилшаванда, дар асоси оиннома ва ҳуҷҷатҳои нормативии ин ташкилот муайян гардад.

Оинномаҳо ва ҳуҷҷатҳои нормативии субъектҳои федерация метавонанд сарҳадҳои синнусоли аъзогиро ба ИЛКҶУ калон намоянд.

Дар баъзе мавридҳо ташкилоти ибтидоии комсомолӣ метавонад наврасро ҳамҷуя ба син- [illegible] 14 [illegible]

**7. Аъзои ИЛКҶУ вазифадор аст:**

а.— дар иҷрои вазифаҳои муайянкардаи ҳуҷҷатҳои барномавии ИЛКҶУ иштирок кунад ва талаботи Оинномаи ИЛКҶУ-ро риоя намояд;

б.— дар бораи обрӯю эътибори ИЛКҶУ ғамхорӣ намуда, идеяҳои онро тарғиб кунад.

**8. Қатъ гаштани аъзогии ИЛКҶУ.**

Аъзогии ИЛКҶУ қатъ мешавад:

а.— бо ихтиёри аъзои ИЛКҶУ пас аз он, ки ӯ дар ин бора ба ташкилоти ибтидоӣ муроҷиат кунад ва билети комсомолиашро супорад;

б.— ба муносибати аз синнусоли аъзогии ИЛКҶУ баромадан, агар аъзои комсомол дар ин вақт ба органи комсомолӣ интихоб нашуда бошад, дар кори комсомолӣ ва вожатыйи пионерӣ набошад ва дар бораи дароз кардани мӯҳлати аъзогии ИЛКҶУ ариза надодааст.

**9. Хориҷ кардан аз сафи ИЛКҶУ.**

Масъалаи аз сафи ИЛКҶУ [illegible]

[illegible] ҳайати ИЛКҶУ дохил шуда, дар асоси ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ, ҳуҷҷатҳои меъёрии КМ ИЛКҶУ кор мекунанд.

14. Дар ҳолати зарурӣ ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ метавонанд бевосита ба ташкилотҳои вилоят, кишвар, ҷумҳурии худ ва иттифоқҳои коммунистии ҷавонон дохил шаванд.

Дар ин сурат ҷояшонро дар структура ва статуси ташкилот худашон муайян мекунанд, ё органи интихобии болоии дахлдор муайян мекунад.

15. Ташкилотҳои комсомол органҳои интихобии худ — комитетҳои комсомол (президиум, шӯрои котибон ва ғайраҳо) ва дар сурати зарурат комиссияҳои назораташонро таъсис медиҳанд. Органҳои интихобӣ метавонанд аппарати худро таъсис дода, структура ва штати онро муайян кунад.

16. Органи олии ташкилоти комсомолӣ маҷлиси умумӣ, конференция аст, барои субъектҳои федерация ва ИЛКҶУ — анҷу- [illegible]

[illegible] номавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ мухолиф бошад, қарор дар бораи парокандa кардани ташкилоти комсомолиро органи болоӣ қабул мекунад.

### V. СУБЪЕКТҲОИ ФЕДЕРАСИЯ

22. Субъектҳои федерасия дар асоси ихтиёрӣ ва баробарҳуқуқӣ дар ҳайати ИЛКҶУ муттаҳид шуда, дар ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ тавассути намояндагии кафолатнокашон дар органҳои болоии марказии интихобии ИЛКҶУ ширкат меварзанд. Онҳо ҳуқуқи пурра дошта, қисман бо тарзи ихтиёрӣ вазифаҳои органҳои интихобии марказии ИЛКҶУ-ро иҷро мекунанд, ин ҳуқуқҳояшонро дар қарорҳои анҷумани ИЛКҶУ ва Оинномаи комсомол тасдиқ менамоянд. Вобаста ба ин онҳо ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ, қарорҳои анҷуман ва КМ ИЛКҶУ-ро ба роҳбарӣ мегиранд.

23. Субъектҳои федерасия ме- [illegible]

[illegible] қарори ташкилотҳои комсомолӣ, ки дар ҳайати худ на камтар аз 1/4 ҳиссаи аъзоёни ИЛКҶУ-ро муттаҳид месозанд, даъват мегардад.

Даъвати анҷуман ва тартиби рӯзи он на камтар аз се моҳ то оғози анҷуман эълон мегардад. Вакилони анҷуман бо дарназардошти фикри ташкилотҳои ибтидоӣ ба тариқи раъйдиҳии пӯшида интихоб мегарданд. Меъёри намояндагон ва тартиби интихоби вакилони анҷуманро пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад.

27. Анҷумани ИЛКҶУ тамоми масоили ҳаёт ва фаъолияти комсомолро ҳал мекунад.

**Ба салоҳияти истисноии анҷумани ИЛКҶУ тааллуқ дорад:**

а. — қабули қарорҳо оид ба ҳисоботи Комитети Марказии ИЛКҶУ ва Комиссияи Марказии Назорати ИЛКҶУ;

б. — қабули ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ;

в. — қабули Низомнома оид [illegible]

[illegible] аст, мувофиқи талаби на камтар аз 1/4 ҳиссаи аъзоҳои КМ ИЛКҶУ, ё на камтар аз 1/4 ҳиссаи органҳои субъектҳои федерасия даъват гардад.

Пленуми КМ ИЛКҶУ дар мавриди иштироки аз нисф бештари аъзоҳои интихобшудаи КМ салоҳиятдор ба ҳисоб меравад.

30. Комиссияи Марказии Назорат оид ба риояи талаботи Оинномаи ИЛКҶУ, тартиби муқарраршудаи суратгирии корҳо, муҳокимаи мактубҳо, аризаву шикоятҳои органҳои марказии комсомолро амалӣ менамояд, иҷрои дурусти буҷети КМ ИЛКҶУ ва ҳамчунон фаъолияти молияю хоҷагии муассисаю идороти КМ ИЛКҶ, масъалаҳои дигари мувофиқи Низомномаи КМН-и ИЛКҶУ-ро назорат мекунад.

### VIII. КОНФЕРЕНСИЯҲОИ УМУМИИТТИФОҚИИ КОМСОМОЛ ВА РЕФЕРЕНДУМҲО

31. [illegible]

Ташкилотҳои комсомолии ибтидоӣ, ноҳиявӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ ва кишварӣ, субъектҳои федерасия, ИЛКҶУ дар шахси органҳои интихобии салоҳияти соҳиби моликиятро дар нисбати ҳамон қисми моликияти ИЛКҶУ шахси ҳуқуқӣ мебошанд. Субъектҳои федерасия коллективона моликияти ИЛКҶУ-ро, ки дар дараҷаи КМ ИЛКҶУ муайян гаштааст, истифода мебаранд.

Дар ҳолати ташкилот аз ҳайати ИЛКҶУ баромадан масъалаи моликияти онро органи болоии интихобӣ ҳал мекунад.

Ҳангоми барҳам хӯрдани ташкилоти комсомолӣ ва ё органи интихобии он органи олии ташкилоти мазкур (анҷуман, конференсия ва ё ҷаласаи умумӣ) ё органи болоӣ меросхӯри ҳуқуқии моликиятро муайян мекунад, ки шахсияти ҳуқуқӣ буда ҳадафҳоеро, ки ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ муқаррар кардааст, пеш мебарад.

35. Ташкилотҳои комсомолӣ [illegible]

ҳои федеративӣ омодагашти Оиннома, ҳуҷҷатҳои барномавии худ ва Конституцияи ИҶШС, қонуниятҳои шӯравӣ ва шартномаҳои байналхалқии ИҶШС амал мекунад.

Мақсади асосии ИЛКҶУ, фароҳамории шароит баҳри рушду такомули озоди инсон, кӯшоиши қувваи эҷодии ӯ, муҳофизат ва тараққиёти манфиат ва ҳуқуқҳои аъзоёни ташкилот, ҷавонони мамлакат; таъсиррасонӣ ба созмони социализми демократии инсонпарварона, гузариши мамлакат ба ҳолати давлати комилҳуқуқи федерацияи демократӣ, фароҳамории ин гузашт бе маҷбурӣ, бо роҳи парламентӣ мебошад.

ИЛКҶУ баҳри ба даст овардани мақсадҳои барномавӣ кӯшиш менамояд дар идоракунии давлат ва корҳои ҷамъиятии мамлакат иштирок карда, баҳри муҳофизат ва амалӣ кардани манфиатҳои ҷавонон ва пеш аз ҳама аъзоёни ИЛКҶУ, аз имконият ва ваколатҳои ҷойдошта истифода мебарад.

ИЛКҶУ мустақилона вазифаҳои оянда ва ҷорӣ, равиш ва намудҳои корро муайян намуда, бо дигар ташкилотҳои ҷавонон ва ғайра ҳамкорӣ мекунад.

## АСОСҲОИ ҲАЁТИ ДОХИЛИИТТИФОҚИИ ИЛКҶУ

**1. Ҳаёти дохилииттифоқии ИЛКҶУ дар заминаи принципҳои зерин асос меёбад:**

а.— эҳтироми шахсият ва ақидаи ҳар як ташкилот;

б.— коллективӣ будани кор дар ҳамаи ташкилотҳо; коллективӣ будани қарорҳои қабулшаванда ва ҷавобгарии шахсии аъзоёни ИЛКҶУ барои кори супурдашуда;

в.— интихобӣ будани ҳамаи органҳои комсомолӣ аз поён то боло;

г.— пайваста ҳисобот додани органҳои комсомолӣ дар назди ташкилотҳои худ ва дар бораи фаъолияти худ ба ташкилотҳо ахбор додани органҳои болоӣ;

д.— озодии мубоҳиса, ошкорбаёнии пурра дар корҳои ҳамаи органҳои комсомолӣ ва ташкилотҳо;

е.— эҳтироми ҳуқуқи аксарият ва ақаллият: манфиатҳои аксариятро ҳуқуқи аз номи тамоми ташкилот баромад кардан ва амал намудан, ҳуқуқи моликияти ташкилотро истифода намудан таъмин менамояд; манфиатҳои ақаллиятро ба ақидаи ҷамъиятӣ такя намуда, ҳуқуқашон дар бораи муҳофизат кардани мавқеи худ, фаъолияте кардан, ки мухолифи Оинномаи ИЛКҶУ набошад, худмуайянкунишон аз ҷиҳати ташкилотӣ то ҷудошавӣ таъмин менамояд;

ж.— ҳатмӣ будани қарорҳои органҳои болоӣ барои поёнӣ, агар ин қарорҳоро онҳо дар ҳудуди салоҳияте қабул карда бошанд, ки ба ин органҳо ташкилотҳои поёнӣ боварӣ карда бошанд;

з.— дар ИЛКҶУ ҳудудҳои салоҳияти органҳои болоӣ ва интихобӣ муайян карда мешавад. Функция ва ваколатҳои органҳои интихобиро қарори анҷумани ИЛКҶУ, анҷуманҳои иттифоқҳои коммунистии ҷавонон, конференция ва маҷлисҳои ташкилотҳои комсомолӣ муайян мекунанд.

Ягонагии амалӣ кардани самт ва вазифаи умумии ИЛКҶУ мус-

## II. АЪЗОИ ИЛКҶУ, ҲУҚУҚ ВА ВАЗИФАҲОИ Ӯ

3. Ҳар як одами ҷавони Иттиҳоди Шӯравӣ дар синни 14 то 28 солагӣ, ки ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ-ро эътироф карда, аъзоҳаққӣ супорад, аъзои ИЛКҶУ шуда метавонад.

Аъзогӣ ба ИЛКҶУ мумкин аст бо роҳи аъзогӣ ба ташкилотҳои ба ИЛКҶУ дохилшаванда, дар асоси оиннома ва ҳуҷҷатҳои нормативии ин ташкилот муайян гардад.

Оинномаҳо ва ҳуҷҷатҳои нормативии субъектҳои федерация метавонанд сарҳадҳои синну соли аъзогиро ба ИЛКҶУ калон намоянд.

Дар баъзе мавридҳо ташкилоти ибтидоии комсомолӣ метавонад наврасро ҳанӯз ба синни 14 нарасида ба аъзогии ИЛКҶУ қабул кунад, ё баъди 28 солагӣ мӯҳлати дар ҳайати комсомол мондани ҷавонро дароз кунад.

Аъзоёни ИЛКҶУ билет ва нишони ягонаи комсомолӣ доранд.

**5. Қабул ба аъзогии ИЛКҶУ.**

Масъалаи қабул ба аъзогии ИЛКҶУ дар ташкилоти ибтидоӣ муҳокима ва ҳал мегардад. Қарор дар сурате қабулшуда ҳисоб мешавад, ки агар ба тарафдории он на камтар аз нисфи аъзоёни ИЛКҶУ-и дар маҷлис иштирокдошта овоз дода бошад.

**6. Аъзои ИЛКҶУ ҳуқуқ дорад:**

а. — аз ташкилотҳо ва органҳои комсомолӣ, воситаҳои ахбори оммавии комсомолӣ барои муҳофизат, дар амал ҷорӣ кардани манфиат ва ҳуқуқҳои худ кӯмак пурсад, имкониятҳои сиёсӣ, ташкилотӣ ва моддии ИЛКҶУ-ро истифода кунад;

б. — пешниҳод кунад, интихоб кунад ва дар органҳои комсомолӣ интихоб шавад. Аз рӯи ҳамаи масъалаҳои фаъолияти комсомол муҳокима ронад, танқид кунад, таклифу дархост пешниҳод кунад, нуқтаи назари худро ҳифз намояд;

в.— дар маҷлисҳо, машваратҳои органҳои комсомолие, ки масъалаи фаъолияти ӯ ё тартибу интизомашро муҳокима мекунанд, шахсан иштирок кунад;

г.— ба ташкилоти комсомолӣ барои гирифтани характеристика ва тавсиянома муроҷиат кунад;

д.— аз ахбори дар ихтиёри органҳои комсомолӣ буда истифода кунад, ба ҳар органи комсомолӣ, то анҷумани ИЛКҶУ бо масъала, арз ва таклифу дархост муроҷиат намояд ва аз рӯи муроҷиати худ ҷавоби қаноатбахш талаб намояд;

е.— дар кори дигар ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсие, ки принцип ва фаъолияташон мухолифи Конституцияи ИҶШС нестанд ва барои иҷрои ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ халал намерасонанд, иштирок кунанд;

ж.— дар як вақт дар кори ҳам ташкилоти ибтидоии худ ва кори дигар ташкилот иштирок кунад, ё аз як ташкилот ба ташкилоти дигар, бо розигии ташкилоти охирин, дар ҳудуди субъекти федерация гузарад.

б.—дар бораи обрӯю эътибори ИЛКҶУ ғамхорӣ намуда, идеяҳои онро тарғиб кунад.

**8. Қатъ гаштани аъзогии ИЛКҶУ.**

Аъзогии ИЛКҶУ қатъ мешавад:

а.— бо ихтиёри аъзои ИЛКҶУ пас аз он, ки ӯ дар ин бора ба ташкилоти ибтидоӣ муроҷиат кунад ва билети комсомолиашро супорад;

б.— ба муносибати аз синну соли аъзогии ИЛКҶУ баромадан, агар аъзои комсомол дар ин вақт ба органи комсомолӣ интихоб нашуда бошад, дар кори комсомолӣ ва вожатийи пионерӣ набошад ва дар бораи дароз кардани мӯҳлати аъзогии ИЛКҶУ ариза надодааст.

**9. Хориҷ кардан аз сафи ИЛКҶУ.**

Масъалаи аз сафи ИЛКҶУ хориҷ кардан дар ташкилоти ибтидоӣ ҳал мешавад. Қарор ҳамон вақт қабулшуда ҳисоб мешавад, ки агар ба тарафдории он бештар аз нисфи аъзоёни ИЛКҶУ-и дар маҷлис иштирокдошта овоз дода бошанд.

10. Аз сафи ИЛКҶУ хориҷшуда ҳуқуқ дорад, дар мӯҳлати то ду моҳ ба органи болоии комсомолӣ, то КМ ИЛКҶУ, барои худсафедкунӣ арз кунад. Сафедкунӣ дар мӯҳлати ду моҳи баъди расидани ариза муҳокима мегардад.

## III. СОХТИ ТАШКИЛОТИИ ИЛКҶУ

II. ИЛКҶУ — федерацияи коммунистии иттифоқҳои ҷавонон аст, ки ҷавонони интихоби сохти коммунистӣ ва социалистиро муттаҳид менамояд. Субъектҳои федерация иттифоқҳои коммунистии ҷавонони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, Қувваҳои мусаллаҳи ИҶШС, Қӯшунҳои сарҳадии КБД ИҶШС, Қӯшунҳои дохилии ВКД ИҶШС мебошанд. Субъектҳои федерация дар асоси ғояи ягона, ки мустақилияти ташкилот, ихтиёрӣ ва баробарҳуқуқиро муайян мекунад, амал мекунанд.

12. Ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ дар ҷои кор, хизмат, таҳсил, ҷои истиқомат ва дар асоси умумияти манфиатҳои аҳамиятноки иҷтимоии комсомолҳо (аз рӯи категорияҳои ҷавонон баҳри амалӣ кардани барномаҳои иҷтимоӣ, дар клубҳои сиёсӣ, ташкилоту корхонаҳои экологӣ ва ғайра) ташкил меёбанд.

13. Барои ба низом даровардани фаъолияти худ, ҳамкорӣ бо ташкилотҳои давлатӣ, ҷамъиятӣ ва органҳои дараҷаи минтақавӣ ташкилотҳои комсомолӣ дар ташкилотҳои ноҳиявӣ, шаҳрӣ, округӣ, кишварӣ, иттифоқҳои коммунистии ҷавонон, дар ҳолати зарурӣ бо дигар иттиҳодияҳои минтақавӣ муттаҳид мешаванд.

Ташкилотҳои комсомолӣ инчунин метавонанд дар иттиҳодия ва ассотсиатсияҳои минтақавию умумииттифоқӣ дар асоси умумияти манфиатҳои аҳамиятноки иҷтимоӣ муттаҳид гарданд.

ЭЗОҲ: Аъзоёни ИЛКҶУ, ки дар хориҷа кору зиндагӣ доранд, ба ташкилотҳои комсомолии муассиса ва коллективҳои шӯравии ин мамлакат муттаҳид мегарданд. Ин ташкилот бевосита ба метавонанд бевосита ба ташкилотҳои вилоят, кишвар, ҷумҳурии худ ва иттифоқҳои коммунистии ҷавонон дохил шаванд.

Дар ин сурат ҷояшонро дар структура ва статуси ташкилот худашон муайян мекунанд, ё органи интихобии болоии дахлдор муайян мекунад.

15. Ташкилотҳои комсомолӣ органҳои интихобии худ — комитетҳои комсомол (президиум, шӯрои котибон ва ғайраҳо) ва дар сурати зарурат комиссияҳои назораташонро таъсис медиҳанд. Органҳои интихобӣ метавонанд аппарати худро таъсис дода, структура ва штати онро муайян кунад.

16. Органи олии ташкилоти комсомолӣ маҷлиси умумӣ, конференция аст, барои субъектҳои федерация ва ИЛКҶУ — анҷуман. Маҷлис, конференция, анҷуман ҳамон вақт салоҳият доранд, ки агар дар онҳо аз нисф зиёди аъзоёни ташкилот ё вакилони интихобшуда иштирок карда бошанд.

Органи интихобии ташкилоте, ки комсомолону минтақаи дахлдорро муттаҳид кардааст, нисбат ба ҳамаи дигар органҳои интихобии ташкилотҳои комсомолии ба он дохилбуда, болоӣ аст.

## IV. ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ КОМСОМОЛӢ

**18. Ташкилоти ибтидоӣ асоси ИЛКҶУ аст.**

Вазифаҳои ташкилоти ибтидоӣ дар ИЛКҶУ-ро ҳуқуқҳояш таъмин менамоянд:

а. — ҳамаи масъалаҳои ҳаёт ва фаъолияташро ба ҷуз он масъалаҳое, ки ҳаллашон ба салоҳияти органи болоӣ taаллуқ дорад, худаш ҳал мекунад;

б. — сохти дохилии худро мустақилона муайян карда, ташкилотҳои ҳуқуқи ташкилоти ибтидоидошта ва гурӯҳи комсомолӣ таъсис медиҳад;

в. — мустақилона мӯҳлати гузаронидани маҷлисҳои комсомолиро муайян мекунад;

г. — ҳуқуқи шахси юридикиро дошта, маблағҳо ва воситаҳои худро истифода карда метавонад;

д. — фаъолиятиноширӣ карда, органҳои ахбори худро дорад;

е. — намояндагонашро ба органҳои интихобӣ пешбарӣ карда, ба онҳо супориш медиҳад, ҷавоб мепурсад, ҳисоботашонро мешунавад, дар ҳолати зарурӣ онҳоро пас талаб мекунад.

19. Қарор дар бораи таъсис додани ташкилоти ибтидоиро маҷлиси муассисон дар ҳайати аз 3 нафар зиёдтар аъзоёни ИЛКҶУ қабул карда, аз тарафи органи болоии комсомолӣ ба қайд гирифта мешаванд.

20. Маҷлиси умумӣ ё конференсияи ташкилоти ибтидоӣ комитет (бюро, президиум ва ғайра) ё котиб интихоб мекунад.

Комитети комсомол (бюро, президиум ва ғайра) котиб кори ҷории ташкилотро ба роҳ мемонад. Ташкилоти ибтидоӣ ҳуқуқ дорад, комиссияи назорат интихоб кунад.

21. Қарор дар бораи пароканда кардани ташкилоти ибтидоиро маҷлиси умумии ин ташкилот қабул мекунад. Дар сурати амалан фаъолият накардан, ё агар фаъолияти он ба ҳуҷҷатҳои бар-

## V. СУБЪЕКТҲОИ ФЕДЕРАСИЯ

22. Субъектҳои федерасия дар асоси ихтиёрӣ ва баробарҳуқуқӣ дар ҳайати ИЛКҶУ муттаҳид шуда, дар ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ тавассути намояндагии кафолатнокашон дар органҳои болоии марказии интихобии ИЛКҶУ ширкат меварзанд. Онҳо ҳуқуқи пурра дошта, кисман бо тарзи ихтиёрӣ вазифаҳои органҳои интихобии марказии ИЛКҶУ-ро иҷро мекунанд, ин ҳуқуқҳояшонро дар қарорҳои анҷумани ИЛКҶУ ва Оинномаи комсомол табдиқ менамоянд. Вобаста ба ин онҳо ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ, қарорҳои анҷуман ва КМ ИЛКҶУ-ро ба роҳбарӣ мегиранд.

23. Субъектҳои федерасия метавонанд барнома ва Оинномаи худро дошта бошанд, ки мухолифи ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ набошад, метавонанд нишонҳои иловагии рамзии худро дошта бошанд.

Ҳамаи меъёрҳои фаъолияти дохилииттифоқӣ, бо истисноӣ меъёрҳое, ки Оинномаи ИЛКҶУ муайян кардааст, ба салоҳияти субъекти федерасия тааллуқ доранд.

24. Субъектҳои федерация ҳуқуқ доранд, аз ҳайати ИЛКҶУ бароянд. Қарор дар бораи баромадан аз рӯи натиҷаҳои референдум, аксарияти 2/3 ҳиссаи овозҳои ҳамаи аъзоёни комсомол.

## VI. ИТТИҲОДИЯҲОИ УМУМИИТТИФОҚӢ ВА АССОТСИАЦИЯҲОИ ИЛКҶУ ДАР АСОСИ УМУМИЯТИ МАНФИАТҲОИ МУҲИМИ ИҶТИМОӢ

25. Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассотсиацияҳои ИЛКҶУ барои ҳалли барномаҳои иҷтимоӣ, клубҳои сиёсии иттиҳодияҳо, ташкилотҳои ҳифзи муҳити зист (экологӣ) ва ҳамчунин дар асоси умумияти дигар манфиатҳои муҳими иҷтимоии ҷавонон мувофиқи дараҷаи ҷавонон метавонанд таъсис ёбанд.

Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва асотсиацияҳо барномаҳои худро, ки мухолифи ҳуҷҷатҳои барномавии ИЛКҶУ набошанд, дошта метавонанд. Барои ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ тавассути намояндагони хеш дар органҳои интихоботӣ иштирок карда метавонанд.

Барои муайян намудани меъёри ҳаёти дохилииттифоқӣ онҳо Оинномаи ИЛКҶУ-ро ба роҳбарӣ мегиранд.

Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассотсиацияҳо метавонанд нишони рамзии иловагии худро дошта бошанд.

## VII. ОРГАНҲОИ МАРКАЗИИ ИЛКҶУ

26. Органи олии ИЛКҶУ анҷуман ба ҳисоб меравад. Анҷуманҳои навбатии ИЛКҶУ дар се сол як маротиба доир мегарданд. Қарори даъвати анҷуманро пленуми КМ ИЛКҶУ қабул менамояд.

Анҷуманҳои ғайринавбатӣ бо ташаббуси пленуми КМ ИЛКҶУ, ҳамчунин мувофиқи талаби на камтар аз 1/4 ҳиссаи субъектҳои федерасия, ё ки бо

даъвати анҷуман ва тартиби рӯзи он на камтар аз се моҳ то оғози анҷуман эълон мегардад. Вакилони анҷуман бо дарназардошти фикри ташкилотҳои ибтидоӣ ба тариқи раъйдиҳии пӯшида интихоб мегарданд. Меъёри намояндагон ва тартиби интихоби вакилони анҷуманро пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад.

27. Анҷумани ИЛКҶУ тамоми масоили ҳаёт ва фаъолияти комсомолро ҳал мекунад.

**Ба салоҳияти истисноии анҷумани ИЛКҶУ тааллуқ дорад:**

а. — қабули қарорҳо оид ба ҳисоботи Комитети Марказии ИЛКҶУ ва Комиссияи Марказии Назорати ИЛКҶУ;

б. — қабули ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ;

в. — қабули Низомнома оид ба КМН ИЛКҶУ, интихоби КМН ИЛКҶУ.

Кори комсомолро дар давраи байни анҷуманҳо Комитети Марказии ИЛКҶУ дар ҳудуди салоҳияти анҷуман муайян карда, ба танзим медарорад.

Анҷумани ИЛКҶУ ваколатҳои аъзоёни Комитети Марказии ИЛКҶУ-ро, ки ташкилотҳои комсомолӣ интихоб намудаанд, тасдиқ мекунад. Анҷуман бо овози зиёди вакилони дар анҷуман иштирокдошта котиби якуми КМ ИЛКҶУ ва раиси КМТ ИЛКҶУ-ро интихоб мекунад.

Бо талаби 1/4 ҳиссаи субъектҳои федерасия интихоби котиби якуми КМ ИЛКҶУ ва раиси КМТ ИЛКҶУ мумкин аст бо овози зиёди вакилони ҳар як субъекти федерасия ба роҳ монда шавад.

**Ғайр аз он КМ ИЛКҶУ:**

а. — дар ҳолатҳои зарурӣ статуси ташкилотҳои комсомолии ба ИЛКҶУ дохилшударо бо дарназардошти помол накардани ҳуқуқҳои субъектҳои федерасия тағйир медиҳад ва иттиҳодияҳои умумииттифоқию ассотсиацияҳои ИЛКҶУ-ро ба қайд мегирад;

б. — Бюрои Комитети Марказиро барои ташкили корҳои комсомолии байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ таъсис менамояд;

в. — котиби якуми КМ салоҳияти аъзоҳои аз нав вакилшудаи КМ-ро тасдиқ менамояд;

г. — оинномаи идораи рӯзнома ва сармуҳаррири рӯзномаи «Комсомольская правда»-ро тасдиқ мекунад;

д. — аз шумораи аъзоҳои КМ ИЛКҶУ котибони КМ-ро барои амалӣ намудани корҳои ҷорӣ ва ташкили фаъолияти аппарати КМ ИЛКҶУ интихоб менамояд;

е. — сохт, штати аппарат, буҷети КМ ИЛКҶУ ва ҳисоботи иҷрои онро тасдиқ мекунад.

ЭЗОҲ: Ҳайати аппарати КМ ИЛКҶУ аз ҷониби котиби якуми КМ ташкил мегардад ва барои тасдиқ ба Бюрои КМ ИЛКҶУ пешниҳод мешавад.

29. Пленумҳои КМ ИЛКҶУ аз тарафи Бюрои КМ ИЛКҶУ на камтар аз як маротиба дар шаш моҳ даъват мегардад. Даъвати пленум ва тартиби рӯзи он мувофиқи қоида на камтар аз як моҳ то пленум эълон мешавад.

Пленуми КМ ИЛКҶУ мумкин

Пленуми КМ ИЛКҶУ дар мавриди иштироки аз нисф бештари аъзоҳои интихобшудаи КМ салоҳиятдор ба ҳисоб меравад.

30. Комиссияи Марказии Назорат оид ба риояи талаботи Оинномаи ИЛКҶУ, тартиби муқарраршудаи суратгирии корҳо, муҳокимаи мактубҳо, аризаву шикоятҳои органҳои марказии комсомолро амалӣ менамояд, иҷрои дурусти буҷети КМ ИЛКҶУ ва ҳамчунон фаъолияти молию хоҷагии муассисаю идороти КМ ИЛКҶ, масъалаҳои дигари мувофиқи Низомномаи КМН-и ИЛКҶУ-ро назорат мекунад.

## VIII. КОНФЕРЕНСИЯҲОИ УМУМИИТТИФОҚИИ КОМСОМОЛ ВА РЕФЕРЕНДУМҲО

31. Дар давраи байни анҷуманҳои ИЛКҶУ пленуми КМ ИЛКҶУ ё бо ташаббуси на камтар аз 1/4 ҳиссаи субъектҳои федерасия барои ҳалли масоили таъхирнопазири сиёсӣ ва дохилииттифоқии комсомолӣ конференсияи умумииттифоқии комсомолӣ даъват кунанд. Тартиби гузаронидани конференсия, меъёри намояндагӣ ва тартиби интихоби вакилонро пленуми КМ ИЛКҶУ муайян менамояд.

32. Дар давраи байни анҷуманҳои ИЛКҶУ бо қарори пленуми КМ ё бо ташаббуси на камтар аз 1/4 субъектҳои федерасия метавонад референдуми умумииттифоқии комсомолӣ барои ҳалли масоили муҳимтарини сиёсӣ ва дохилииттифоқие гузаронида шавад, ки дар ҳаёту фаъолияти комсомол пайдо шудаанд, аз ҷумла, масоиле, ки дар мавриди онҳо анҷумани ИЛКҶУ қарор қабул карда натавонист. Агар дар референдуми умумииттифоқии комсомолӣ бештар аз нисфи аъзоёни ИЛКҶУ иштирок кунанд, он салоҳиятдор ҳисоб карда мешавад. Агар бештар аз нисфи комсомолони дар он иштирок карда барои қарор овоз диҳанд, қарори референдум қабулшуда ҳисоб карда мешавад.

## IX. КОМСОМОЛ ВА СОЗМОНИ УМУМИИТТИФОҚИИ ПЕШОҲАНГОНИ БА НОМИ В. И. ЛЕНИН

33. Комсомол бо Созмони умумииттифоқии пешоҳангони ба номи В. И. Ленин ба манфиати инкишофи иҷтимоии кӯдак ҳамкорӣ карда ба он аз тариқи моддиву молиявӣ ва илмиву методӣ пуштибонӣ ва дар тарбияти кадрҳо кӯмак мекунад.

Ба созмони пешоҳангон намояндагони он дар органҳои интихобии комсомол кафолат дода мешавад. Аъзои ИЛКҶУ, ки дар созмони пешоҳангон кор мекунанд, ба ҳайати органҳои интихобии комсомол тибқи саҳмия (квота) — интихоб карда мешаванд, ки кумитаҳои марбутаи комсомол муқаррар кардаанд.

## X. МОЛИКИЯТИ ИЛКҶУ

34. Ба моликияти ИЛКҶУ маводи пулӣ, биноҳо, иншоот, таҷҳизот, корхонаҳои комсомол таъсисдода, амволи дигаре дохил мешаванд, ки барои пешбурди вазифаҳои барнома ва ойиннома ба манфиати аъзои ИЛКҶУ заруранд.

органҳои интихобии ... салоҳияти соҳиби моликиятро дар нисбати ҳамон қисми моликияти ИЛКҶУ шахси ҳуқуқӣ мебошанд. Субъектҳои федерасия коллективона моликияти ИЛКҶУ-ро, ки дар дараҷаи КМ ИЛКҶУ муайян гаштааст, истифода мебаранд.

Дар ҳолати ташкилот аз ҳайати ИЛКҶУ баромадан масъалаи моликияти онро органи болоии интихобӣ ҳал мекунад.

Ҳангоми барҳам хӯрдани ташкилоти комсомолӣ ва ё органи интихобии он органи олии ташкилоти мазкур (анҷуман, конференсия ва ё ҷаласаи умумӣ) ё органи болоӣ меросхӯри ҳуқуқии моликиятро муайян мекунад, ки шахсияти ҳуқуқӣ буда ҳадафҳоеро, ки ҳуҷҷатҳои барномавӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ муқаррар кардааст, пеш мебарад.

35. Ташкилотҳои комсомолӣ метавонанд корхонаҳо, нашриёт, идораи рӯзномаву маҷаллаҳои ҷавонӣ, муассисаҳо, ташкилоти хоҷагӣ таъсис кунанд, фаъолияти иқтисодии хориҷӣ дошта бошанд. Тартиби ташкил, фаъолият, барҳам хӯрдан ва таҷдиди ташкилотро КМ ИЛКҶУ ва органҳои интихобии субъектҳои федерасия тибқи қонунгузории Иттифоқи ҶШС ва ҷумҳурии иттифоқӣ муайян мекунанд.

36. Маводи пулии ИЛКҶУ аз ҳисоби ҳаққи узвият, маводе, ки аз чорабиниҳои ташкилотҳои комсомолӣ шомил мешаванд, даромади фаъолияти туристӣ — экскурсионӣ ва иқтисодии хориҷӣ, маблағи аз даромади нашриёту нашрияҳо, корхонаву ташкилоти хоҷагӣ, ки кумитаҳои комсомол ё худ бо иштироки онҳо таъсис додаанд, ҷудо карда шуда ва намудҳои дигари фаъолият гирд оварда мешаванд. Ҳамчунин хайрияҳои ихтиёрии шаҳрвандон, корхонаҳо ва созмонҳои хориҷӣ даромади ИЛКҶУ шуда метавонанд.

Ташкили буҷет дар ИЛКҶУ аз поён ба боло сурат мегирад.

**17. Ҳаққи узвияти моҳона дар чунин миқдор муқаррар карда мешавад:**

одамони даромади моҳонаашон:

— то 100 сӯм — 0,5 фоиз;

аз 101 то 150 сӯм — 1,0 фоиз;

— беш аз 150 сӯм — 1,5 фоиз месупоранд.

Аъзои ИЛКҶУ — хонандагон ва донишҷӯёне, ки идрор намегиранд, ҳаққи узвиятро танҳо аз ҳисоби музди кори кардаашон месупоранд.

Аъзои ИЛКҶУ, ки даромад надорад ва ҳам дар рухсатии декретӣ ва рухсатӣ барои тарбияти кӯдак будагон ва ҳамчунин онҳое, ки аз бунёди суғуртаи иҷтимоӣ мададмаош мегиранд, метавонанд аз супурдани ҳаққи узвият бо қарори ташкилоти ибтидоӣ озод карда шаванд.

Аъзоёни КПСС, ки дар қайди ИЛКҶУ-анд, бидуни кормандони озоди комсомолӣ, аз додани ҳаққи аъзогӣ озод карда мешаванд.

Қароргоҳи ИЛКҶУ дар шаҳри Маскав аст.

# Резолюцияҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ

## «Дар бораи интихоби аъзоёни КМ ИЛКҶУ, Бюро ва котиботи КМ ИЛКҶУ»

Аъзоёни КМ ИЛКҶУ дар анҷуман ва конференсияҳои субъекти федеративӣ, конференсияҳои ҷумҳурӣ, кишварӣ, вилоятӣ, округии ташкилоти комсомолӣ, Шӯрои Марказии ташкилоти пионерии ба номи В. И. Ленин интихоб карда мешавад. Интихоби аъзоёни КМ ИЛКҶУ аз рӯи қарори анҷуман, конференсия овоздиҳии кушода ё пӯшида (махфӣ) гузаронида мешавад. Номзади шахсе интихобшуда ҳисоб меёбад, ки ба тарафдории он аз нисф зиёди вакилони дар кори анҷуман ё конференсия иштирок дошта овоз медиҳанд.

**Аъзоёни КМ ИЛКҶУ интихоб мешаванд:**

**а) дар асоси намояндагӣ:**

— се нафар аъзои КМ аз ҳар як субъекти федерасия;

— як нафар аъзои КМ аз ҳар як ташкилоти комсомолии вилоятӣ, кишварӣ, ҷумҳурӣ, инчунин як аъзогӣ аз ҳар як ташкилоти комсомолии вилоятҳои мухтор ва округҳо;

— се аъзои КМ аз Шӯрои Марказии ташкилоти пионерии ба номи В. И. Ленин.

**б) аз рӯи нормаи намояндагӣ аз аъзоёни субъекти федерасия,** ташкилоти комсомолии ҷумҳурӣ, кишварӣ ва вилоятӣ.

Миқдори намояндагиро барои интихоби аъзоёни КМ ИЛКҶУ пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад.

Дар вақти муайян кардани миқдори интихоби аъзоёни КМ ИЛКҶУ аз субъекти федерасия аз ҳисоби субъекти федерасияи мутобиқбуда миқдори ташкилотҳои комсомолӣ ба инобат гирифта намешавад, ки ҳуқуқи бевосита интихоб кардани аъзоёни КМ ИЛКҶУ-ро доранд.

Дар сурате, ки намояндаи ташкилоти комсомолие, ки ба аъзогии КМ ИЛКҶУ пешниҳод шудааст ӯ котиби КМ ИЛКҶУ ё сармуҳаррири рӯзномаи «Комсомольская правда» интихоб мешавад он ташкилот боз ҳуқуқ дорад, ки намояндаи дигари худро ба таври илова ба аъзогии КМ ИЛКҶУ пешниҳод намояд.

Ваколати интихоби аъзоёни КМ ИЛКҶУ-ро анҷумани ИЛКҶУ тасдиқ мекунад. Дар фосилаи байни анҷуманҳо ваколати онҳоро пленуми КМ ИЛКҶУ тасдиқ мекунад. Қарор қабул ҳисобида мешавад агар ба тарафдории шахси пешниҳодшуда аз нисф зиёди вакилони анҷуман ё аъзоёни КМ ИЛКҶУ овоз диҳанд.

Ваколати аъзоёни КМ ИЛКҶУ дар сурати вайрон кардани тартиботи ҷойдошта ба ҳисоб гирифта намешавад.

Аъзои Комитети Марказии ИЛКҶУ аз ҳайати он дар сурати қарори ташкилоти комсомолии пешниҳодшуда бозпас хоста гирифта мешавад. Қарор дар бораи хоста гирифтани аъзои КМ ИЛКҶУ дар сурати тарафдор будани аз нисф зиёди вакилони он ташкилоти комсомолӣ ба овоздиҳии кушода ё пӯшида (махфӣ) сурат мегирад. КМ ИЛКҶУ метавонад ба ташкилоти комсомолии субъекти федерасия, ки ӯро ба аъзогии КМ ИЛКҶУ пешбарӣ намудааст, дар хусуси озод кардани ӯ муроҷиат кунад.

Аъзои нави КМ ИЛКҶУ танҳо баъди тасдиқ намуданаш аз ҷониби пленуми КМ ИЛКҶУ ваколатдор ҳисобида мешавад.

Комитети Марказии ИЛКҶУ аз ҳисоби аъзоёни КМ Бюрои Комитети Марказиро тасдиқ мекунад. Ҳайати миқдории аъзоёни Бюроро Пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад. Ба ҳайати Бюро аз рӯи вазифа котиби якуми КМ ИЛКҶУ, сармуҳаррири рӯзномаи «Комсомольская правда», як нафарӣ аз ҳар як субъекти федерасия, Шӯрои марказии ташкилоти пионерии ба номи В. И. Ленин, ки бояд на камтар аз 2/3 аз ҳисоби умумии аъзоёни Бюроро ташкил диҳад, дохил мешаванд.

Қарор дар бораи дохил кардан ба ҳайати Бюрои КМ ИЛКҶУ аз тарафи вакилони анҷумани комсомолони ин ташкилотҳо ва дар фосилаи байни анҷуманҳо аз ҷониби иштирокчиёни Пленуми ин ташкилотҳо пешбарӣ карда мешаванд.

Пленуми КМ ваколати ба ҳайати Бюрои КМ ИЛКҶУ интихобшударо тасдиқ мекунад.

Аъзоёни боқимондаи Бюро дар пленуми КМ бо пешниҳоди КМ ИЛКҶУ интихоб карда мешаванд.

Аз рӯи пешниҳоди котиби пленум котибони КМ ИЛКҶУ-ро интихоб мекунад.

Интихоби аъзоёни Бюро, котибони КМ ИЛКҶУ аз рӯи қарори Пленуми КМ ИЛКҶУ метавонад ба таври кушода ё пӯшида (овоздиҳии махфӣ) гузаронида шавад. Шахсе аъзои Бюрои КМ ҳисобида мешавад, ки ба тарафдории ӯ аз нисф зиёди аъзоёни КМ ИЛКҶУ овоз додаанд.

Бо талаби 1/4 қисми намояндагони субъекти федерасия интихоби аъзоёни Бюро ё котибони КМ ИЛКҶУ метавонад алоҳида ба ҳар як намояндаи субъекти федерасия гузаронида шавад. Дар ин сурат шахсе интихоб шуда ҳисоб меёбад, ки қисми зиёди овозҳои дар пленум иштирокдоштаи ҳар як субъекти федерасияро соҳиб гардад.

## «Дар бораи вазифа ва ваколатҳои Комитети Марказии ИЛКҶУ, Бюро, котибот, аппарати КМ ИЛКҶУ»

Анҷумани XXI ИЛКҶУ ҷорӣ будани анъанаеро, аппарат органи интихобии комсомолиро иваз мекард, иваз кардани вазифа ва ваколати органҳои интихобӣ, муайянкунанда ва иҷрокунандаро инкор мекунад. Анҷуман яке аз кафолати ҳақиқии демократияро дар он мебинад, ки ҷорӣ намудани вазифа ва ваколати органҳои пешбаранда ва интихобкунанда аз аппарат муайян карда шавад ва он аз ҷониби органи болоии ташкилоти комсомолӣ назорат карда шавад. Аз ин рӯ анҷуман қарор мекунад:

1. Бо мақсади муайян намудани фаъолияти субъекти федерасия ҳамкорӣ бо ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ ва органҳои миқёси умумииттифоқӣ, ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ дар давраи байни Анҷуманҳо вазифаҳои зерини Комитети Марказии ИЛКҶУ-ро муайян мекунад:

— Мавқеи комсомол ва коркарди масъалаҳои муҳими ҳаёти ҷамъиятӣ ва ҷамъият дар фосилаи анҷуманҳо;

— ҳимояи манфиатҳои ИЛКҶУ дар органҳои давлатии умумииттифоқӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ;

— амалӣ намудани ташаббусҳои ҳуқуқӣ-қонунгузорӣ;

— пешгӯии тараққии ИЛКҶУ, фаъолияти ахборию аналитикӣ, муайян кардани муносибат бо органҳои давлатию ҷамъиятӣ ва муносибатҳои дохилииттифоқӣ;

— коркарди барномаҳои мақсадҳои умумикомсомолӣ ва минтақавӣ, чорабиниҳо, ба роҳ мондани фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ доир ба амалӣ гаштани онҳо;

— омӯзиши мутахассисон ва фаъолони комсомолӣ дар муассисаҳои илмӣ-тадқиқотии назди КМ ИЛКҶУ, гузаронидани тадқиқотҳои илмӣ ва расонидани ёрии амалӣ ба муассисаҳои таълимии ташкилотҳои комсомолӣ;

— роҳбарӣ ба воситаҳои ахбори оммавии комсомолӣ;

— коркарди роҳҳои тараққии иқтисодиёти ИЛКҶУ, ҷорӣ намудани фаъолияти мушаххаси молиявӣ-хоҷагӣ дар ИЛКҶУ, ки ба марказонидани чунин шакли фаъолияти давлатӣ, роҳбарӣ кардан ба муассисаҳо ва подразделенияҳои КМ ИЛКҶУ, тақсимоти маблағ дар сатҳи КМ ИЛКҶУ ба роҳ монда шудааст;

— назорат ба риоя кардани Оинунома, иҷрои ҳуҷҷатҳои барномавӣ, резолюцияҳои анҷумани ИЛКҶУ, конференсияҳои умумииттифоқии комсомолӣ; ба роҳ мондани алоқа бо ташкилотҳои хориҷӣ ...

Дар миқёси ин вазифаҳо КМ ИЛКҶУ ваколатдор аст:

— қабул кардани қарорҳои характери тавсиядиҳанда дошта дар тараққии қарорҳои анҷуману конференсияҳо;

— қароре қабул бояд кард, ки аз тарафи органҳои поёнӣ иҷро карда шавад:

а) — мӯҳлат ва тартиби гузаронидани ҳисобот ва интихоботҳои пешазинтихобӣ дар ИЛКҶУ, дигар чорабиниҳои умумииттифоқӣ, тартиби интихоби вакилони конференсияҳо ва анҷумани ИЛКҶУ;

б) — ҷудо кардани маблағ аз ҷониби КМ ИЛКҶУ;

в) -- ҳуҷҷатҳои норматив҃ӣ аз рӯи масъалаҳои тартиби ташкил, вазифа, ташкил ва барҳам додани муассисаи комсомолӣ, ба роҳ мондани ҳисоби бухгалтерӣ, нигоҳ доштан ва додани бланкаҳои ҳуҷҷатҳои комсомолӣ;

г) — бекор кардани қарори органҳои поёнӣ агар онҳо хилофи Оиннома ва ҳуҷҷатҳои барномавии ИЛКҶУ бошанд;

— аз номи ИЛКҶУ дар давраи байни анҷуманҳои ИЛКҶУ баромад кардан;

— фаҳмидан ва тафсир додани Оинномаи ИЛКҶУ.

Аз рӯи ин масъалаҳо 1/4 намояндагони субъекти федерасия метавонанд онро ба воситаи овоздиҳии намояндагон ҳал кунанд. Дар сурате қарор қабул ҳисобида мешавад, ки агар ба тарафдории он қисми зиёди иштирокчиёни пленум овоз диҳанд.

2. Муайян карда шавад, ки вазифаҳои Бюрои КМ ИЛКҶУ чунинанд:

— амалӣ кардани вазифаҳое, ки аз ҷониби пленуму қарорҳои КМ ИЛКҶУ супурда мешаванд;

— дар фосилаи байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ расонидан ва ҳимоя кардани манфиатҳои комсомолон дар органҳои ҳокимияти давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ;

— таъмин намудани кори ташкилии КМ ИЛКҶУ, даъват кардани пленумҳои КМ, омода кардани ҳуҷҷатҳои лозимӣ ба пленумҳо, ҷорӣ намудани фаъолияти комиссияҳои доимӣ ва муваққатӣ, аъзоёни органҳои интихобии марказӣ, ёрӣ расонидан дар кори онҳо;

— ҷорӣ намудани назорат аз рӯи иҷрои Оиннома ва ҳуҷҷатҳои барномавии ИЛКҶУ, иҷрои қарорҳои пленумҳои КМ ИЛКҶУ.

— Ҳалли масъалаҳои мушаххас оид ба татбиқ кардани алоқаҳои КМ ИЛКҶУ бо ташкилотҳои мамолики хориҷӣ.

Дар ҳадди ин корҳо бюрои КМ ИЛКҶУ салоҳият дорад:

— ҳои анҷуман, конференсияҳои умумииттиҳодӣ, пленумҳои КМ ИЛКҶУ қарорҳои маслиҳатомез қабул намояд;

— қарорҳое қабул кунад, ки барои ташкилотҳои поёнӣ дар иҷрои масоили зерин ҳатмӣ бошанд:

а) — додани маълумот ба ташкилотҳои комсомолӣ оид ба татбиқи корҳои марбути КМ ИЛКҶУ;

б) — манъ кардани қарорҳои органҳои поёнӣ, дар сурате, ки онҳо ба Маромнома ва ҳуҷҷатҳои барномавии ИЛКҶУ зид бошанд;

— баромад кардан аз номи КМ ИЛКҶУ дар давраи байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ.

Бюрои КМ қарорҳое қабул карда наметавонад, ки ба салоҳияти КМ ИЛКҶУ мансуб бошад. Мунтазам аз хусуси фаъолияти худ дар пленумҳои Кумитаи Марказӣ ҳисоб медиҳад.

3. Бо супориши Кумитаи Марказӣ ва Бюрои КМ ИЛКҶУ котибони КМ ИЛКҶУ корҳои зеринро иҷро мекунанд: ташкили кори дастгоҳи КМ ИЛКҶУ, назорат ва тафтиши қарорҳои қабулшуда, татбиқи алоқа ва гуфтани дарди дили комсомол бо супориши Бюро ва пленумҳои КМ ИЛКҶУ дар органҳои ташкилотҳои давлативу ҷамъиятӣ.

4. Бояд қайд кард, ки дастгоҳи КМ ИЛКҶУ барои таъмини фаъолияти органҳои марказии комсомол, гузаронидани корҳои ҷории табиати ташкиливу иҷрокунанда дошта, расондани кӯмак ба ташкилотҳои комсомолӣ, органҳои интихоботии онҳо ташкил карда мешавад.

## «Дар хусуси хазинаи кӯмак ба ташкилотҳои комсомолӣ»

Маромномаи нави ИЛКҶУ ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ дар истифодаи захираҳо ва моликияти худ мустақилияти пурра муқаррар мекунад. Ин барои ҳалли масоили сиёсӣ ва ташкилӣ, ки пеши онҳо меистад, барои татбиқи тарҳҳои муҳими иҷтимоӣ ба манфиати аъзои ИЛКҶУ шароит муҳайё мекунад.

Дар айни замон ҳайати гуногуни иҷтимоии ташкилотҳо: фарқи инкишофи иҷтимоиву иқтисодии минтақаҳо ба як қатор ташкилотҳо имкон намедиҳад, ки таъминоти моддии фаъолияти худро ба роҳ монанд ва қабл аз ҳама ба ташкилотҳои донишҷӯён, мактабиён, комитетҳои ноҳиявии минтақаҳои кишоварзӣ, ташкилотҳои комсомолии Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС.

Дар ИЛКҶУ принципҳои ҳамдастии рафиқона, коллективизмро тасдиқ карда, барои ҳалли масоили муштараки комсомол муттаҳид шуда, анҷумани XXI-и ИЛКҶУ ҷонибдори ташкили хазинаҳои кӯмак барои ташкилотҳои комсомолӣ мебошад.

Онҳо имкон дорад, ки дар ҳузури органҳои интихобӣ аз ҳисоби пуле, ки ташкилотҳои ибтидоии комсомол ҷудо мекунад ва аз ҳисоби маблағи дар фаъолияти хоҷагӣ ба даст овардаи органҳои комсомолӣ, аз ҷумла КМ ИЛКҶУ, таъсис дода шаванд.

Ҳаҷми мушаххаси пуле, ки ҷудо мекунанд, ба ихтиёри худи ташкилотҳои комсомолист.

## «Дар хусуси бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ»

Пайваста ба қабули Маромномаи нав ва зарурати тағйири принципҳои ташкили бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ анҷумани XXI ИЛКҶУ зарур мешуморад:

1. КМ ИЛКҶУ вазифадор карда шавад, ки Низомномае «Оид ба тартиби додани ҳуҷҷатҳои комсомолӣ» тайёр намуда дар пленуми КМ онро қабул бикунад, ки он муносибати умумӣ ба ташкилотҳои ИЛКҶУ-ро пайваста бо тартиби фиристодан, нигоҳдорӣ, пур кардан супоридани ҳуҷҷатҳои комсомолӣ, ҳисоботдиҳии статистикии ҳайати ташкилоти комсомолӣ, ҳалли масоили бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ ҳангоми гузаронидани ташкилот аз як субъекти федерасия ба дигарон, рафтани комсомолон ба хориҷа, гузаштан ба сафи партия, пур шудани синну, ки аъзо бояд аз ИЛКҶУ би- ...

ҳуқуқи муайянкунии тартиби бақайдгирии аъзоёни комсомол ба субъектҳои федерасия вогузошта шавад.

Анҷуман тарафдори ҷорӣ кардану бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ дар звенои асосии сохтӣ — ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ мебошад, ҳамчунин ҷонибдори барҳам додани варақаҳои бақайдгирӣ ва дар билети комсомолӣ дохил кардани гӯша барои дар қайд мондан ва аз қайд баровардан, тарафдори гузаронидани бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ мувофиқи намуди рӯйхати муқарраршуда ва муқоиса кардани узвияти ҳақиқии аъзоёни ИЛКҶУ дар ташкилотҳои ибтидоӣ мувофиқи ведомостҳои аъзоҳаққисупорӣ.

2. КМ ИЛКҶУ ба КМ ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ, Раёсати асосии сиёсии АШ ва ФҲБ, Шӯрои умумиармия- ... сарҳадии КБД ИҶШС, қушунҳои дохилаи ВКД ИҶШС дар коркарди ҳуҷҷатҳои нёрӣ (нормативӣ)-е, ки тартиби муқосатаи аъзои ИЛКҶУ-ро дар ташкилотҳои мувофиқи комсомолӣ муайян мекунад, ёрӣ расонад.

3. Муқаррар карда шавад, ки мӯҳлати гузаришро ба шакли нави қайди аъзои ИЛКҶУ ҳар як субъекти федерасия баъди қабули Низомномаи КМ ИЛКҶУ ва ҳуҷҷати нёрии худ мустақил муайян мекунад.

Анҷумани XXI ИЛКҶУ то низомномаҳои умумиро тасдиқ кардани КМ ИЛКҶУ ва ҳуҷҷатҳои нёририро қабул кардани субъектҳои федератсия дар мавриди муҳосабаи аъзои ИЛКҶУ ба роҳбарӣ гирифтани Дастури КМ ИЛКҶУ «Дар бораи тартиби муҳосабаи аъзои ИЛКҶУ ва додани ҳуҷҷатҳои комсомол»-ро, ки моҳи декабри соли 1967 пленуми КМ ИЛКҶУ тасдиқ кардааст, ба тағйироту иловаҳои ба он дохилгардида имконпазир медонад.

## Қарори анҷумани XXI ИЛКҶУ

### Роҷеъ ба Оинномаи Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони Умумииттифоқ

1. Оинномаи Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони Умумииттифоқ тасдиқ карда шавад.

2. Аз он беш, ки татбиқи амалии низомоти Оинномаи ИЛКҶУ бунёди зербинои нави нёрӣ, бозсозии тамоми ташкилотро дар маҷмӯъ ва қисматҳои онро таркибдиҳандаро дар алоҳидагӣ талаб мекунад, ба КМ ИЛКҶ ҷамоҳири Иттифоқӣ, ташкилотҳои ИЛКҶУ, Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, ташкилотҳои комсомолии қушунҳои сарҳадӣ ва дохила ташкилу тадкири кори зарурӣ дар давоми соли 1990 тавсия карда мешавад.

3. Бо мақсади координасияи ин кор ба КМ ИЛКҶУ супорида шавад, ки ҳини тайёр кардани Оиннома ва зербинои нёрие субъектҳои федератсия, эътидолаш кӣ ва силоҳи зиддиёте, ки метавонанд байни низомоти Оинномаи нави ИЛКҶУ ва низомоти лоиҳаи оиннома ва ҳуҷҷатҳои нёрии субъектҳои федератсия пайдо шаванд, ёрии амалӣ ва методӣ бирасонад.

4. Бо назардошти он ки баъди қабули оинномаҳо ва ҳуҷҷатҳои нёрии субъектҳои федератсия зарурати дохил кардани тағйирот ба Оинномаи ИЛКҶУ рӯи кор меояд, барои омӯзиши мақсаднокии дохил кардани онҳо ва қабули қарор дар мавриди масоили фавқуззикр аз намояндагони ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ, ташкилотҳои ИЛКҶ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, ташкилотҳои комсомолии қушунҳои сарҳадӣ ва дохила таъсис ёбад. Комиссияи анҷумани XXI ИЛКҶУ КМ ИЛКҶУ намояндагони худро бо ҳайъати Комиссия тавсия мекунад.

Ба КМ ИЛКҶУ, Комиссияи анҷуман супориш дода шавад, ки дар сурати пайдо шудани зарурати ба Оинномаи ИЛКҶУ дохил кардани тағйироте, ки таъ- ...

қабул кардан иттифоқи мо талаб мекунанд, конференсияи умумииттифоқии комсомолии ИЛКҶУ-ро даъват кунанд.

5. Аз боиси дар пеш будани анҷумани ИЛКҶУ ҶШФСР муқаррар карда шавад, ки то итмоми иштиқоли секторӣ ИЛКҶУ ҶШФСР манфиатҳои ташкилотҳои комсомолии ҶШФСР ҳамчун субъекти федератсияро дар КМ ИЛКҶУ аъзои Кумитаи Марказӣ, ки аз ин ташкилотҳо интихоб шудаанд, ҳимоят мекунанд. Ба пленуми КМ ИЛКҶУ супорида шавад, ки тибқи п. 28 Оинномаи ИЛКҶУ баъди итмоми кори комиссия дар мавриди коркарди тартиби ба ташкилотҳои комсомолӣ додани мақоми субъекти федератсия вокори охирини ИЛКҶУ ҳамчун федератсияро бо назардошти воҳидҳои худмухтори ҶШФСР муайян намояд.

6. Аз он беш, ки дар Оинномаи нави ИЛКҶУ чанд низоми тартиби муфассали муҳокимаи барҳе масоили рӯзгори дохили иттифоқро муайянкунанда нестанд ва аз он боис, ки таъйини он ба салоҳияти субъектҳои федератсия вогузор карда шудааст, анҷумани XXI ИЛКҶУ дар давраи оинномаҳояшонро қабул кардани субъектҳои федератсия ё зербинои худии нёрӣ бунёд карданашон ба роҳбарӣ гирифтани низомоти мувофиқи Оинномаи ИЛКҶУ-ро, ки анҷумани XX қабул карда буд, имконпазир медонад.

7. Ба КМ ИЛКҶУ супорида шавад, ки тамоми ҳуҷҷатҳои нёрии то анҷумани XXI фаъолиятдоштаро таҳлил карда, агар онҳо ба низомоти Оинномаи нави ИЛКҶУ мувофиқ меоянд, вагарна бекор кардани онҳо қарор қабул кунад. Дар бораи тағйирот дар зербинои нёрии КМ ИЛКҶУ ташкилотҳои комсо- ...

фосилан байни анҷуманҳо ваколати онҳоро пленуми КМ ИЛКҶУ тасдиқ мекунад. Қарор қабул ҳисобида мешавад агар ба тарафдории шахси пешниҳодшуда аз нисф зиёди вакилони анҷуман ё аъзоёни КМ ИЛКҶУ овоз диҳанд.

Ваколати аъзоёни КМ ИЛКҶУ дар сурати вайрон кардани тартиботи ҷойдошта ба ҳисоб гирифта намешавад.

Аъзои Комитети Марказии ИЛКҶУ аз ҳайати он собида мешавад, ки ба тарафдории ӯ аз нисф зиёди аъзоёни КМ ИЛКҶУ овоз додаанд.

Бо талаби 1/4 қисми намояндагони субъекти федерасия интихоби аъзоёни Бюро ё котибони КМ ИЛКҶУ метавонад алоҳида ба ҳар як намояндаи субъекти федерасия гузаронида шавад. Дар ин сурат шахсе интихоб шуда ҳисоб меёбад, ки қисми зиёди овозҳои дар пленум иштирокдоштаи ҳар як субъекти федерасияро соҳиб гардад.

шахҳаси молиявӣ-хоҷагӣ дар ИЛКҶУ, ки ба марказонидани чунин шакли фаъолияти давлатӣ, роҳбарӣ кардан ба муассисаҳо ва подразделенияҳои КМ ИЛКҶУ, тақсимоти маблағ дар сатҳи КМ ИЛКҶУ ба роҳ монда шудааст;

— назорат ба риоя кардани Оинномa, иҷрои ҳуҷҷатҳои барномавӣ, резолютсияҳои анҷумани ИЛКҶУ, конференсияҳои умумиттифоқии комсомолӣ; ба роҳ мондани алоқа бо ташкилотҳои хориҷӣ аз номи ИЛКҶУ.

мудани фаъолияти комиссияҳои доимӣ ва муваққатӣ, аъзоёни органҳои интихобии марказӣ, ёрӣ расонидан дар кори онҳо;

— ҷорӣ намудани назорат аз рӯи иҷрои Оинномa ва ҳуҷҷатҳои барномавии ИЛКҶУ, иҷрои қарорҳои пленумҳои КМ ИЛКҶУ.

— Ҳалли масъалаҳои мушаххас оид ба татбиқ карданн алоқаҳои КМ ИЛКҶУ бо ташкилотҳои мамолики хориҷӣ.

**Дар ҳадди ин корҳо бюрои КМ ИЛКҶУ салоҳият дорад:**

— барои инкишофи қарор- қабул бикунад, ки он муносибати умумӣ ба ташкилотҳои ИЛКҶУ-ро пайваста бо тартиби фиристодан, нигоҳдорӣ, пур кардан супоридани ҳуҷҷатҳои комсомолӣ, ҳисоботдиҳии статистикии ҳайати ташкилоти комсомолӣ, ҳалли масоили бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ ҳангоми гузаронидани ташкилот аз як субъекти федерасия ба дигарон, рафтани комсомолон ба хориҷа, гузаштан ба сафи партия, пур шудани синне, ки аъзо бояд аз ИЛКҶУ бироянд, муайян кунад.

Дар ҳолатҳои боқимонда додани варақаҳои бақайдгирӣ ва дар билети комсомолӣ дохил кардани гӯша барои дар қайд мондан ва аз қайд баровардан, тарафдори гузаронидани бақайдгирии аъзоёни ИЛКҶУ мувофиқи намуди рӯйхати муқарраршуда ва муқоиса кардани ҳақиқии аъзоёни ИЛКҶУ дар ташкилотҳои ибтидоӣ мувофиқи ведомостҳои аъзоҳақисупорӣ.

2. КМ ИЛКҶУ ба КМ ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ, Раёсати асосии сиёсии АШ ва ФХБ, Шӯрои умумиармиявии ташкилотҳои комсомолӣ раёсати сиёсии қушунҳои фавқуззикр аз намояндагони ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ, ташкилотҳои ИЛКҶ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, ташкилотҳои комсомолии қушунҳои сарҳадӣ ва дохила таъсис ёбад. Комиссияи анҷумани XXI ИЛКҶУ КМ ИЛКҶУ намояндагони худро бо ҳайати Комиссия тавсия мекунад.

Ба КМ ИЛКҶУ, Комиссияи анҷуман супориш дода шавад, ки дар сурати пайдо шудани зарурати ба Оинномаи ИЛКҶУ дохил кардани тағйироте, ки таҷдиди ҷиддии назарро ба консесияи анҷумани ИЛКҶУ нёрӣ бунёд карданашон ба роҳбарӣ гирифтани низомоти мувофиқи Оинномаи ИЛКҶУ-ро, ки анҷумани XX қабул карда буд, имконпазир медонад.

7. Ба КМ ИЛКҶУ супорида шавад, ки тамоми ҳуҷҷатҳои нёрии то анҷумани XXI фаъолияткунандаро ... карда, агар онҳо ба низомати Оинномаи нави ИЛКҶУ мувофиқ меоянд, пиромуни бекор кардани онҳо қарор қабул кунад. Дар бораи тағйирот дар зербинои нёрии КМ ИЛКҶУ ташкилотҳои комсомолӣ аз тариқи васоити иттилооти омма огоҳ карда мешаванд.

## Қарори анҷумани XXI КМ ИЛКҶУ

# Роҷеъ ба назорат дар ИЛКҶУ ва Низомнома дар бораи Комиссияи Марказии Назорати ИЛКҶУ

1. Ба пешниҳод оид ба назорат дар ИЛКҶУ розӣ бояд шуд. Низомномаро дар бораи Комиссияи Кумитаи Марказии ИЛКҶУ тасдиқ бояд кард.

2. Ба органҳои олии субъектҳои федерация, ташкилотҳои комсомолӣ тавсия гардад, ки ин пешниҳодҳоро дар фаъолияти амалии худ муҳокима карда ҳал намоянд ва комисоияҳои назоратӣ таъсис намуда, дар хусуси ин комиссияҳо бо назардошти Низомнома оид ба КМН ИЛКҶУ дастурҳо қабул кунанд.

3. Комиссияи марказии тафтишоти ИЛКҶУ назоратро барои риоя намудани нормаҳои оинномавӣ дар фаъолияти органҳои марказии интихобии комсомол пурқувват намоянд. Ба имкониятҳои ивазшавии функцияҳои ин органҳо аз тарафи аппарат роҳ надиҳанд, ба таҳкимёбии коллективизм ва оғози корҳои ҷамъиятӣ мадад расонанд: фаъолияти молию хоҷагии муассисаву ташкилотҳои КМ ИЛКҶУ ва ё бо кӯмаки он ташкил шуда, ба саривақт омода кардани актҳои нормативӣ оид ба масъалаҳои таъсис, дигаргунсозии ташкилот, бартарафнамоӣ ва фаъолияти ин ташкилотҳо бояд ноил гашт.

* * *

Анҷумани XX ИЛКҶУ самти асосии бозсозӣ, демократиконии ҳаёти дохили иттифоқии ташкилотҳоро муайян карда, системаи кӯҳнаи маъмурӣ-фармондеҳии идориро, ки умраш ба поён расида буд, пора намуд. Аммо кӯшишҳои гузаронидани мазмуни фаъолияти ИЛКҶУ ба манфиатҳои реалии комсомолон бидуни таъсири механизме, ки мебоист фаъолияти органҳои интихоботиро ба ин манфиатҳо тобеъ намояд, ҳолатро тағйир надод ва зиддиятҳои мавҷударо бартараф накард.

Алалхусус, онҳо ҷиддан дар сатҳи фаъолияти молиявиву иқтисодии ИЛКҶУ зуҳур намуданд, ки зуд, баъзан ба таври стихиявӣ афзоиш ёфтани ҷамъиятҳои хоҷагидорӣ дар назди комитетҳои комсомол ё бо иштироки онҳо таъсис ёфта, ба чашм мерасад. Мавҷуд набудани базаи меъёрӣ — ҳуқуқии системаи танзимнамоӣ ва тафтиши фаъолияти молию хоҷагидории подразделенияҳои ҳисоби хоҷагӣ ба он оварда расонид, ки вазъият душворидорашаванда гардид ва дар ин самт камбудиҳои ҷиддӣ пайдо шуданд.

Таъсиси модели нави ИЛКҶУ чун созмони асили демократӣ, ки дар асоси ваколатдиҳии салоҳият аз поён ба боло сохта шуда, мумкин ба комсомолон имкон бидиҳад то ҳамеша фаъолияти органҳои комсомолиро бо мақсади ба манфиатҳои аъзоҳои иттифоқ кунонидан тафтиш намояд.

Дар моделиояндаи ИЛКҶУ функцияҳои роҳбарикунандаи комитетҳои комсомол ҷои худро ба марказҳои танзимӣ медиҳад ва бинобар ин барои ҳифзи ягонагии созмонҳо аз ҷониби комсомолон созмонҳои комсомолӣ ба хотири риояи нормаҳои оинномавӣ дар фаъолияти комитетҳои комсомол зарур аст, ки механизми назорати демократӣ ташкил дода шавад.

Ҳамин тавр тағйироти реалии дар комсомол ба вуҷудомада, талаб менамояд, ки комсомолон, маҷлисҳо, конференцияҳои созмонҳои комсомолӣ, анҷуманҳои иттифоқҳои коммунисти ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, анҷуманҳои ИЛКҶУ ва ҳамчунон комитетҳои комсомолию комиссияи назоратии онҳо интихоб мекардаро ба як системаи назорат пайваст намоянд.

Дар ин система аъзоҳои ИЛКҶУ метавонанд иҷрои қарорҳои органҳои олии созмонҳои комсомолӣ, иттифоқҳои ҷавонони худ, ИЛКҶУ-ро тафтиш карда, шахсан назоратро амалӣ намоянд. Е ки тавассути намояндагони худ дар органҳои интихоботӣ ба ин чиз муваффақ гарданд.

Шахсан комсомолон дар тафтишҳо ва ревизияҳо иштирок карда, бо роҳҳои бевоситаи муроҷиат ба ахбори ҳамагуна органҳои комсомолӣ амалӣ карданашон мумкин: дар маҷлисҳое ки ҳисоботи органҳои интихоботӣ ва аъзоҳои он шунида мешавад.

Салоҳияти назоратӣ чун ҳоло ба вакилони конференсияҳои комсомолӣ ва анҷуманҳо бояд дода мешуд. Анҷуманҳо, конференсияҳои созмонҳои комсомолӣ тавассути шунидани ҳисоботҳо оид ба фаъолияти органҳои интихоботӣ функсияи назоратиро иҷро менамоянд.

Ба органҳои интихоботии комсомолӣ салоҳияти назоратӣ вогузор карда шавад.

Комитетҳои комсомол ё ки дигар созмонҳои комсомолӣ, масалан, конференсияи ҳамеша фаъолияткунанда салоҳияти ба онҳо вогузоршударо барои тафтиши иҷрои қарорҳои қабулшуда истифода бурданашон мумкин аст.

Комиссияҳои назоратӣ метавонистанд, назоратро барои риояи нормаҳои оинномавӣ дар сатҳи фаъолияти комитетҳои комсомол амалӣ намоянд: барои мувофиқи лоиҳаи қарорҳо ва қарорҳо, ки аз тарафи ин комитет қабул мегардад, қарори органи олӣ, меъёрҳои оинномавӣ ва ба комитетҳои комсомол фикри хешро пешниҳод намоянд.

Аз болои фаъолияти молиявию хоҷагии комитетҳои комсомол ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ, ки дар назди онҳо вуҷуд дорад, ё бо иштироки онҳо таъсис ёфтааст, назорат бурда шавад.

Бо назардошти он дар муносибати назорат ва фаъолияти ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ функсияи комиссияҳои назоратӣ ва комитетҳои комсомол тақсим шуданашон мумкин. Агар комитетҳои комсомол бо ҷамъоварӣ ва арзёбии ахбори назоратӣ машғул шуда, дар асоси он меъёрҳои иқтисодиро тасҳеҳ мекарданд, ки тибқи он назорат аз болои фаъолияти муассисаю подразделенияҳои комсомолӣ — амалӣ мегардид. Комиссияҳои назоратӣ бо усули ревизия фаъолияти ин подразделенияҳоро санҷида ва аз рӯи натиҷаи он пешниҳодоти такмилнамоии базаи меъёрию ҳуқуқиро кор карда мебароmаданд, оид ба бартараф намудани бечуну чарои камбудиҳои ошкоркарда чораҳо меандешиданд.

Комиссияҳои назоратӣ баъд аз тафтиш ахборро оид ба бартараф кардани камбудию норасоиҳо метавонистанд аз ташкилотҳои тафтишшуда ба даст оранд. Аз натиҷаи ревизия, тафтиши комиссияҳои назоратӣ бо қарори худ маълумотномаро ба пленуми кумитаҳои комсомол (органҳои ба он баробар) омода харданашон даркор буд ва ба таври қатъӣ аъзоҳои ИЛКҶУ-ро тавассути воситаҳои ахбори умумии ҷавонон огоҳ менамуданд.

Комиссияҳои назоратӣ — метавонанд дар тамоми самтҳо аз ташкилоти ибтидоӣ то марказ ба шакл дароянд, бо дар назардошти он ки онҳо бояд ба комитетҳои комсомол (ё органҳои ба он баробар, вобаста набошанд, аз тарафи маҷлисҳо, конференсияҳо, анҷуманҳо интихоб шуда, танҳо дар назди онҳо ҳисоботдиҳанда ба шумор меравандд. Кори хешро на ба назорати умумифарогирии боло, балки ба назорати уфуқии фаъолиятҳои органҳои комсомолӣ ва подразделенияҳои ҳисоби хоҷагии ба дараҷаи худ мувофиқ равона бикунанд.

Маблағгузории фаъолияти комиссия мумкин аст дар асоси сметаи буҷети ташкилотҳои комсомолӣ тибқи меъёри муайянкардаи органи олӣ амалӣ гардад.

Системаи назорат ҳамин тавр аз марҳалаи гузариш аз централизми бюрократӣ, беназорат ба худидоракунӣ имкон медиҳад, ки ба ҳалли масъалаҳои зерин ёрӣ расонад: бегонагии комсомолон ва ҷавононро аз иттифоқи худ дар маҷмӯаи органҳои интихоботии он боз дорад, дар кори органҳову ташкилотҳои комсомолӣ ошкоргӯиро ба миён меорад: аз аппарат бартараф кардани соҳибшавии функсияи органҳои интихоботӣ: мустақилияти структураи поёнии комсомол ва ҳуқуқи ақалиятро кафолат додан; коллективизм ва кори ҷамъиятиро таҳким додан: ба таъсиси системаи худмаблағгузорӣ ё меъёри маблағгузорӣ, ки метавонад бо васоити зарурӣ тамоми органҳову звеноҳои сохти ИЛКҶУ-ро бо мутобиқати ҳуқуқу вазифаҳояшон таъмин намояд, кӯшиш кунанд.

Ҳоло дар комсомол системаи тайёр кардани кадрҳо барои кори назорату тафтиш мавҷуд нест. Ба ин хотир ташкили курсҳои омӯзиши мувофиқ мақсаднок аст, тайёр кардани мутахассисонро ба ин самти фаъолият ташкил бояд кард; подразделенияҳои илмию тадқиқотии комсомол тадқиқотҳои назариявию амалии назорати комсомолро пеш барад, нашриёти комсомол нашри дастурҳои махсусро таъмин намояд.

## Резолюцияи анҷумани XXI ИЛКҶУ

# «Комсомол ва ташкилоти пешоҳангон»

1. Аз вақти таъсиси ташкилоти пешоҳангон то имрӯз алоқаи он бо Иттифоқи Коммунистии Ҷавонон ҳамчун «роҳбар» аз тарафи комсомол бо супориши ҲКИШ ба амал бароварда мешуд.

Дар марҳилаҳои аввал ин принципи алоқаи байни наслҳо, пайдарпаии ақидаҳои инқилобиро танзим менамуд. Дар давраҳои тобеияти иерархӣ ҳизб — комсомол — пешоҳангон, услуби марказиятнокии ташкилии байни ин созмонҳо мустаҳкам шуда буд.

Сабаби ин муносибати мавҷуда дигаргуншавӣ ва ғайри қобили амал будани ин ташкилоти бачагон буд, ки барномаи худ, мақомоти роҳбарикунанда, кадрҳо, базаи молиявӣ ва моддии худро надошт.

Кӯшиши анҷумани XX1 ИЛКҶУ дар бораи диққати ҳар як узви комсомолро ба он ҷалб намуданӣ шуд, ки кор бо пешоҳангон талаботи оинномавӣ гардад дастгирӣ наёфт.

Ҳар як рӯзи минбаъдаи комсомол бе ғамхорӣ дар ҳаққи ҷойгирони оянда, ташаккули онҳо ҷаҳонбинӣ ва арзишҳои маънавии онҳо намегузарад.

2. Комсомол навсозии ташкилоти пешоҳангонро дастгирӣ намуда, қарзи худ меҳисобад, ки кафили навсозиҳои он гардад ва:

— мустақилияти ташкилии он;

— ҳуқуқи ташкилоти пешоҳангон дар бораи мустақилона муайян намудани барномаи фаъолияти худ;

— дар ташкилоти пешоҳангон муҳайё намудани чунин шароитҳо, ки кӯдаконро ба ҳаёт дар ҷамъияти демократияи васеъ, плюрализм, барои иштирок дар ҳаёти сиёсӣ тайёр намоем;

— муттаҳид намудани кӯдакон, наврасон ва калонсолоне, ки дар ин ташкилот вазифаҳои касбӣ ё ҷамъиятӣ доранд, дар ташкилоти пешоҳангон;

— ба шӯроҳои ташкилотҳои пешоҳангон додани мақоми симои юридикӣ;

— дар ташкилоти пешоҳангон мавҷуд будани воситаҳои иттилооти умум ва тарғиботӣ, таҷҳизотҳои илмӣ ва методӣ, ҳуқуқи фаъолиятиноширӣ;

— дар ташкилоти пешоҳангон мавҷуд будани моликият: воситаҳои пулӣ, биноҳо, иншоот, таҷҳизот, корхонаҳо ва ташкилотҳои дар ҳисоби хоҷагӣ буда, яъне ҳамаи он воситаҳое, ки барои татбиқи мақсад ва барномаи он лозиманд;

— ҳуқуқи ташкилоти пешоҳангон дар фаъолияти байналхалқии мустақилонаро дастгирӣ менамояд.

3. Комсомол бо ташкилоти пешоҳангон ҳамкорӣ мекунад, ёрии воқеии худро дар татбиқи барномаи навсозии он мерасонад, барои он дар даврaи гузариш:

— дастгирӣ мекунад, ки Қонун дар бораи ҳуқуқҳои кӯдак қабул гардад ва мақоми ташкилоти ҷамъиятии кӯдакон дар Қонуни ИҶШС дар бораи ташкилотҳои ҷамъиятӣ мустаҳкам гардад;

— дар органҳои қонунгузор ва иҷроия манфиатҳои ташкилоти пешоҳангонро ҳимоя менамояд;

— дар таъсиси буҷети худии ташкилоти пешоҳангон мададгор мегардад, ёрӣ мерасонад то ӯ ба худмаблағгузорӣ гузарад, дастгирии моддӣ-техникӣ ва молиявӣ мекунад, аз буҷети худ маблағҳои лозимӣ барои фаъолияти он мегузаронад:

— имконият муҳайё менамояд, ки кормандони ташкилотҳои пешоҳангон дар мактабҳои олии комсомолӣ ба омӯзиш ва баланд бардоштани ихтисоси худ машғул гарданд:

— ба ташкилоти пешоҳангон воситаҳои молиявӣ ҷудо менамояд, ки аз нашри рӯзномаи «Пионерская Правда», рӯзномаҳои пешоҳангони ҷумҳуриҳо ва вилоятӣ, маҳаллаҳои марказӣ ва маҳаллӣ ба даст меоянд ва худ ин нашриёҳоро аз ҷиҳати моддӣ-техникӣ таъмин менамояд:

— дар иттиҳодияи полиграфии «Молодая гвардия» қисмати махсусе барои нашри адабиётҳо оид ба пешоҳангон ва кормандони он, тарғиби фаъолияти ташкилоти пешоҳангон дар мамлакатамон ва хориҷи он, ташкил менамояд:

— барои дар ҷумҳуриҳо, кишварҳо ва вилоятҳо база ва лагерҳои пешоҳангон бунёд намудан, ки дар итоати шӯроҳои пешоҳангони ҳар гуна зинаҳо мебошанд ва онҳо ба Шӯроҳои депутатҳои халқ, иттифоқҳои касаба, ташкилот ва муассисаҳои давлатӣ ва кооперативӣ такя мекунанд, мададгор мегардад;

— дар таъсиси маркази ҳаракатҳои кӯдакон ва наврасон ёрмандӣ мекунад, тадқиқотҳои илмӣ-методӣ, корҳои иттилоотӣ, тайёр ва азнавтайёркунии кадрҳоро мегузаронад;

— имконият медиҳад, ки ташкилоти пешоҳангон ҳуқуқи худро дар бораи барпо намудани алоқаҳои мустақим ва шартномаҳо бастан бо шарикон аз мамлакатҳои хориҷӣ истифода барад.

Комсомол дар тарбияи насли наврас дар рӯҳияи арзишҳои умумибашарӣ, қобилияти зиндагӣ кардан дар давлати ҳуқуқии социалистӣ манфиатдор аст ва бино ин дигар ташкилот, иттиҳодия ва ҳаракатҳои кӯдакон ва ҷавононро, ки ҳадафашон идеалҳои социализми башарию демократӣ мебошанд, дастгирӣ мекунад.

# ТАЪРИХИ ФАРОМӮШШУДА

(Аввалаш дар шумораи гузашта).

Китоби дигар «Ирони Бостон» ном дорад, муаллифи он Ҳасани Пирниё муаррихи маъруфи Ирон аст. Ин китоби бузурги се ҷилдаи ӯ аз таърихи машриқи қадим то поёни қарни даҳуми ҳиҷрӣ баҳс мекунад, алалхусус ҷилди аввали он ба таърихи машриқи қадим бахшида шудааст, ки хеле ҷолиби диққат мебошад. Ҳасани Пирниё дар ин ҷилди китоби худ дар асоси мадракҳои ҳафриётӣ ба мавҷудияти чанд давлати аз хотирҳо ва таърих зидудаи Осиёи Миёна ва Осиёи шимолию ғарбӣ рӯшанӣ андохтааст, вале мавқеъ, мавзеъ ва тааллуқоту тобеъияти баъзеи ин давлатҳоро аз рӯи тахмин нодуруст муайян кардааст. Агар зимнан гирем, ҳалли ин масъала бисёр мушкил аст ва ин ҷо танҳо айби Ҳасани Пирниё нест, зеро сари ин калобаро таърихшиносону бостоншиносҳои хориҷӣ ва советӣ кайҳо чигил карда будаанд, ки ин ҷо дар мавқеъи худ зикр хоҳад ёфт. Китоби муҳими дигар «Таърихи тамаддун»-и муаррихи маъруфи Ирон Дуктур Низомиддин Муҷири Шайбонӣ мебошад, ки ҷилди аввали он роҷеъ ба мавзӯи «Аз оғози офариниш то тамаддуни модӣ» сӯҳбат мекунад.

Матлаб ин ки мо дар китоби Ҳасани Пирниё ба асмои баъзе шаҳрҳои Бунҷикас: Ур, Ирах, Аккад, Кеш ва ғайра дучор омадем, ки дер боз дар суроғи онҳо будем ва мехостем иттилоъ биёбем, ки онҳо чӣ шаҳрҳоянд.

Пеш аз он ки ба сари матлаб оем, бояд гуфт, ки аз заминаи (рӯзгорҳои) таърихии ориёнҳои иронӣ дар машриқи қадим ва аз таҳқиқи муаррихин бармеояд, ки дар Осиёи Васатӣ чаҳор давлати бузурги силсиладори силсилаҳояш ногусаста таъсису ташаккул, рушду камол ва иброз доштаанд. Ва ҳар яки ин давлатҳо ба худ саромади ҳузарбу музаффаре доштаанд, ки ҳамчун нирӯи амиқи мустаҳкам манбаи матонати адонашаванда ва қувваи матини пешбаранда ва таҳаррукоти ҷовидонаи зояндае дошта, бахти бедори он ба номи вай (яъне саромад) силсилаҷунбон шудааст, яъне давлати ҷамшедиҳо бо номи Ҷамшед[1] Фаридуниҳо ба номи Фаридун, инчунин давлатҳои манучеҳриҳо ва зобиҳо. Муқаддасоти заминаи таърихи ҷамшедиҳо ва силсилаи заминдорони ин замона [illegible] достони достонҳо дар он аст, ки чашми дили инсони ибтидоиро нисбат ба зиндагӣ, ҳаёт, мардумшиносӣ ва ватанпарварӣ кушод. Замонаи ҷамшедиҳо замонаи мусарраҳи ҷузви воҳидест, ки қавмҳои ориёӣ ва ҳинду аврупоии Осиёи Васатӣ ба ҳам будаанд. Давлати фаридуниҳо нисбат ба [illegible]

Дар он навоҳӣ (яъне он ҷое, ки қавми сумирии сокоҳо иқомат доштанд С. С.) чун санг ёфт намешуд, ба оҷур (хишти пухта), сохтмонҳои худро месохтанд, абнияи (бино) муҳим монанди маобид ва қусур (қасрҳо), дар маконҳои муртафеъ (баланд) сохта мешуд ва дар паи онҳо гоҳе санг ба кор мебурданд» (с. 45). Ғизои сокоҳо иборат буда гӯшту шир, аз шири модиёни сершир равған мегирифтанд» (Ирони Бостон, с. 616). Диодор (китоби Х1, банди 34) доир ба сокоҳои қадими домани фарохи Бутам чунин мегӯяд: — «Скифҳо дар доманкӯҳи соҳили Орокас (Сирдарё) зиндагӣ доштанд. Дере нагузашта ба шарафи шуҷоату шааф ва зӯроварӣ шӯҳрат ёфта бори аввал заминҳои соҳили Ораксро (Ҷайҳун) ишғол карданд, яке аз шоҳони онҳо паҳноҳои кӯҳу кӯҳпораҳоро тасхир намуда то Гургону Кавказ ва то кӯли Меотӣ рафт ва боз заминҳои соҳили Таноидро (яъне Дон) ишғол кард. Баъзе подшоҳони машҳури он ба қабилаҳои Скиф, Соко, Ориёно, Оримасп ва дигар тааллуқ доштанд».

Аз асноди охирин ба даст омада баъзе муҳаққиқон ва шодравон Б. Ғафуров ба ин ақидаанд, ки «сокоҳо аз ирониҳои шимолианд ва забони онҳо аз забонҳои ирони шимолӣ аст», ки ин комилан дуруст мебошад. Аз рӯи наҷод сокоҳои доманаи фарохнои Бутам, яъне ориёнианд ва сокоҳои подшоҳӣ, ки баъдтар ба ин сарзамин омада, ба сокоҳои қадим масаллат шудаанд, аз наҷоди Турониён ба шумор меоянд, ки онҳо низ ориёниянд» (Ирони бостон, с. 617). Дориюш дар катибаи нақши Рустам ду қавми сокоро: сокоҳаваммаварака ва сокотиграхудоро аз мардумони тобеи Ирон ба шумор оварда ва Омуригс Катзиёс бояд раиси сокоҳои Ваҳаммаварака бошад, зеро баъзе муаррихони аҳди қадим ва Страбон ин сокоҳоро Омуригс номидаанд ва ин исми юнонишудаи Ваҳаммаварака, яъне Ваҳаммаварабӣ аст. (Номи подшоҳи силсилаи аввали сокоҳо Ҳаммаварабӣ, ки баъдтар дар бораи ӯ таваққуф хоҳем кард). Аз осор ва асноди ба даст омада сокоҳои машриқи қадимро аз шаш наҷод донистаанд: урӣ ё худ сумирӣ, аккадӣ, доҳиҳо-даҳё ё дооҳо, айломиҳо, сомиҳо, аксартҳо, неппуриҳо (Ирони бостон с. 70). Сомиҳо ва ҳомиҳо баъдтар аз Бобул ба ин ҷо роҳ ёфтаанд. Ба ақидаи Ҳасани Пирниё, сокоҳо ё худ ориёнҳо дар ҳудуди 2400 соли қабл аз милод забони муштараке доштанд, аз тарафи дигар, замоне, ки ориёнҳо ба як забон такаллум мекарданд, хеле тӯлонӣ буда, зеро қарнҳо лозим буда аст то яке аз лаҳҷаҳои забони аслӣ му-

# Пиромуни кунгураи Борбад ва Шаҷариён

**1. Кунгураи Борбад.**

Рӯзи 24 апрель дар Кунгураи Борбад масоили нақши адабиёт ва рӯзи 25 масоили нақши ҳунари замони Борбад дар адабиёту ҳунари қадиму ҷадиди Ирон муҳокима гардид. Дар мавриди нақши адабиёт Ҷалоли Матинӣ ва дар мавриди нақши ҳунари замони Борбад доктор Ашруддин суханронии пурэҳтирос ва пурмаъние доштанд.

Дар фосилаи ҷаласоти кунгура бо чанде аз иштироккунандагони он сӯҳбат доштем, ки ин ҷо меорем.

**Доктори адабиёти қадиму ҷадид, устоди донишгоҳи Исфаҳон ДАБИРИНАЖОД:**

— Ин аввалин боздиди ман аст аз Тоҷикистон ва аз Иттиҳоди Шӯравӣ. Душанбе бисёр шаҳри хубу мардуми бисёр хубу бисёр меҳрубоне доштааст. Феълан Тоҷикистон устодон, донишмандон ва муҳаққиқини хубе ҳам дошта аст.

Ба нигоҳи ман, Тоҷикистон як пешрафтатарин кишвар аст ва ман шодам ки онро зиёрат карда дидам. Ҷойҳо ва осори дидании зиёде дорад. Боздид аз Осорхонаи дастхатҳо, гулафшонӣ дар паи муҷассамаи Рӯдакии бузургвор ва Айнӣ, ки асосгузори адабиёт ва ҳунари кунунии Тоҷикистон аст, бисёр хушам омад.

Дар таърихи 27 апрель бояд ба Самарқанд биравем ва аз он ҳам дидан кунем.

Имрӯз субҳ ва пешин раиси Кунгура ҳастам ва аз суханрониҳо суханронии донишманди гиромӣ Ашруддин мақбулам омад.

— Назари ман дар равобити миёни Тоҷикистон ва Ирон. Кунгураи Борбад боис шуд, ки равобити фарҳангӣ ва илмии мо барқарор шавад ва дар оянда хоҳони онем, ки густариши васеътаре дошта бошад. Мо дар Душанбе будем ва дидем, ки Душанбе Теҳрону Исфаҳон барин як шаҳри худамон аст.

**Профессори мусиқишиноси донишгоҳи Марланд иёлоти Балтимори ШМА Ҷозеф ПАГОЛЖИК:**

— Ман фақат дирӯз омадам ва дар Кунгура одами нав астам. Ин аввалин робита ва феълан аввалин боздиди ман аст бо шумо, тоҷикистониён. Тахассуси ман дар мусиқии араб ва айёми охир дар мусиқии Кашмири кӯҳан мебошад. Ман ин ҷо омадам ва дидам, ки миёни мусиқии тоҷикон ва мусиқии Кашмир умумияти зиёде будааст. Ман маҷбур мешавам, ки мусиқии шуморо низ ба ҷиддият биомӯзам.

Дар мавриди Тоҷикистон. Пештар ҳам кишвари шуморо аз тариқи китобҳо медонистам, вале чун ин ҷо омадам, мебинам, ки ҳама чиз бароям нав аст. Мардуми бузургвор аз меҳрубоне дорад Тоҷикистон. Ман худро гӯиё дар хонаи худ ҳис мекунам.

**2. ШАҶАРИЁН**

Дар тахтаи эълонҳо мехонем:

«26 ва 28 апрель
Дар Кохи Борбад

Концерти ситораи овози Ирон Муҳамадризои Шаҷариён...»

Номбурда як тан ситораҳои асили овози Ирон аст, ки дар сароидани таронаҳои суннативу мардумии Ironзамин ҳамто надорад. Ошноӣ бо Шаҷариён, ошноӣ бо овози ӯ — ошноӣ бо ҳунари мардуми Ирон хоҳад буд. Аниқтараш, овози ошноӣ.

**Мирзои САЛИМПУР,**
**хабарнигори мо.**

نغمت استاد استادان خنیا باربد بوده
به نسبت رودکی صنعت ما باربد بوده







23 апрель дар Кохи Борбад расми кушоди симпозиуми байналхалқӣ ва фестивали мусиқии халқҳои Шарқ бахшида ба 1400-умин солгарди зодрӯзи Борбад доир гардид. Раиси кумитаи тадорукоти ҷашн, узви вобастаи АИ ИҶШС Муҳаммад Осимӣ дар бораи ҳаёту фаъолияти асосгузори мусиқии классикии касбии форсу тоҷик сухани муқаддимавӣ гуфт.

Муовини раиси Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ Отахон Латифӣ аз номи роҳбарияти ҳизбу ҳукумати ҷумҳурӣ меҳмонони хориҷӣ, фиристодагони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва ҳозирони маҷлисро табрику таҳният гуфт.

Аксбардор О. ИВАШКЕВИЧ.



# Сӣ лаҳни Борбад

Яке аз сарони шеъри классикии мо Низомии Ганҷавӣ дар достони «Хусрав ва Ширин» аз сӣ лаҳни Борбад ёд кардааст ва ҳар якеро тавсиф. Бо мақсади шиносоии бештари хонандагон бо санъати Борбади Марвазӣ ин сӣ лаҳнро пеши шумо мекунем, ки аз китоби А. Орёнпур «Рӯзгори Борбади ромишгар» (Душанбе, с. 1989) гирд оварда шудааст.

Аввал — «Ганҷи бодовард»:
**Чу бод аз «Ганҷи бодовард» рондӣ,**
**Зи ҳар боде лабаш ганҷе фишондӣ.**

Дуввум — «Ганҷи гов»:
**Чу «Ганҷи гов»-ро кардӣ навосанҷ,**
**Барафшондӣ замин ҳам гову ҳам ганҷ.**

Саввум — «Ганҷи сӯхта»:
**Зи «Ганҷи сӯхта» чун сохти роҳ,**
**Зи гармӣ сӯхтӣ сад ганҷро оҳ.**

Чаҳорум — «Шодирвони марворид»:
**Чу «Шодирвони марворид» гуфтӣ,**
**Лабаш гуфтӣ [illegible]**

Даҳум — «Мушкдона»:
**Чу баргуфтӣ навои «Мушкдона»,**
**[illegible]**

Шонздаҳум — «Сарви саҳӣ»:
**В-агар «Сарви саҳӣ»-ро соз додӣ,**
**Сахисарваш ба хун хат боздодӣ.**

Бисту дуввум — «Марвои нек»:
**Чу бар «Марвои нек» андохтӣ фол,**
**Ҳама нек омадӣ мурвои он сол.**

Бисту саввум — «Шабдиз»:
**Чу дар шаб баргирифтӣ роҳи «Шабдиз»,**
**Шудандӣ ҷумлаи офоқ шабхез.**

Бисту чаҳорум — «Шаби фаррух»:
**Чу бар дастон «Шаби фаррух» кашидӣ,**
**Аз он фархундатар шаб кас надидӣ.**

Бисту панҷум — «Фаррухрӯз»:
**Чу ёраш рои «Фаррухрӯз» гаштӣ,**
**Замона фарруху фирӯз гаштӣ.**

ҳаррукоти ҷудоии ... дошта, бахти бедори он ба номи вай (яъне саромад) силсилаҷунбон шудааст, яъне давлати ҷамшедиҳо бо номи Ҷамшед[1] Фаридуниҳо ба номи Фаридун, инчунин давлатҳои манучеҳриҳо ва зобиҳо. Муқаддасоти азминаи таърихи ҷамшедиҳо ва силсилаи зимомдорони ин замонаи бостонии бостонҳо ва азминаи достони достонҳо дар он аст, ки чашми дили инсони ибтидоиро нисбат ба зиндагӣ, ҳаёт, мардумшиносӣ ва ватанпарварӣ кушод. Замонаи ҷамшедиҳо замонаи мусарраҳи ҷузви воҳидест, ки қавмҳои ориёӣ ва ҳинду аврупоии Осиёи Васатӣ ба ҳам будаанд. Давлати фаридуниҳо нисбат ба манбаи таърихии ҷамшедиҳо чӣ аз ҷиҳати сиёсату иқтисодӣ ва чӣ аз ҷиҳати рӯзравиши тамаддуни қавмҳо рӯ ба равнақу инкишоф ва беҳбудие буд. Давлати манучеҳриҳо нисбат ба тарзи зиндагӣ ва корбарии фаридуниҳо идома дошт. Бояд гуфт, ки таҳаррукоти ҷудошавии қавмҳои ориёӣ дар замонаи манучеҳриҳо нисбат ба азминаи фаридуниҳо суръат гирифта буд. Алалхусус, ҷангҳои қавмҳои ҳамзабону ҳамҷавор Ирониёну Туронийён дар замони Манучеҳр, Нӯзар ва ғайра ба вуқӯъ пайваста ва шиддат гирифта буд, ки инро мо аз достонҳо низ ба хотир меоварем. Охир сарзамини Осиёи Васатӣ маскани асосии халқиятҳои Ориёӣ буда, як қисми онҳо баъди зиндагонии дуру дароз ба ноҳия ва кишварҳои дигар гузаштаанд, ки ин дар илми таърих собит шуда аст, вале баъзе тоифаҳои ориёние, ки дар Осиёи Миёна зиста давлатҳои бузурге ташкил додаанду кишваркушой кардаанд, маълум нашудаанд. Пас онҳо кадомҳоанд ва асосан дар кадом ноҳияи Осиёи Миёна зистаанд? Назар ба шаҳодати вуқӯъоти таърихии машриқи қадим, аз ибтидои ҳазораи ҳаштуми қабл аз милод дар фарохнои хушманзари доманаи кӯҳи Бутам, ки Айрианам воҷ — маркази ориён (руҷӯъ шавад ба китоби «Таърихи тамаддун» с. 43) тоифаҳои соко (сако, сакия, сакоия, скиф ва ба баъд ба юнонӣ ва франсавӣ сакис) зиндагӣ мекардаанд. Дар азминаи таърихӣ мардумони сокой аз даруни Осиёи Миёна то руди азими Дунуб мунташир будаанд ва дар зимни таърихи қадими Ирон борҳо ба номи мардумони соко вомехӯрем. Муаллифи қарни чаҳоруми қабл аз милод Клеардхе де Солес дар боби тарзи зиндагонии сокоҳо чунин мегӯяд: «Зиндагонии бо таҷаммуле доштанд». Муаллифи «Таърихи тамаддун» Дуктур Низомиддин Муҷири Шайбонӣ чунин оварад: «Деҳкадаҳои онҳо (яъне сокоҳо) аз хонаҳои чӯбӣ шурӯъ гардид ва кам-кам тавсиа ёфт ва ба сурати шаҳр даромад.

[1]. Шед — сифат ва ба маънии дурахшанда аст, асли исм ҷам аст, ки дар ҳамосаи миллии ҳиндиҳо ямаҳ ва дар Авесто ямаҳ гуфтаанд.

... бораи ӯ таваққуф хоҳем кард). Аз осор ва асноди ба даст омадаи сокоҳои машриқи қадимро аз шаш наҷод донистаанд: урӣ ё худ сумирӣ, аккадӣ, доҳиҳо-даҳӣ ё дооҳо, айломиҳо, сомиҳо, аксартҳо, неппуриҳо (Ирони бостон с. 70). Сомиҳо ва ҳомиҳо баъдтар аз Бобул ба ин ҷо роҳ ёфтаанд. Ба ақидаи Ҳасани Пирнийӣ, сокоҳо ё худ ориёиҳо дар ҳудуди 2400 соли қабл аз милод забони муштараке доштанд, аз тарафи дигар, замоне, ки ориёиҳо ба як забон такаллум мекарданд, хеле тӯлонӣ буда, зеро қарнҳо лозим буда аст то яке аз лаҳҷаҳои забони аслӣ мубаддал ба забони форсӣ гардад (с. 154).

Тамаддуни сокоҳои доманаи Кӯҳи Бутам, яъне Бунҷикас, ки мавқеаш ояд боз хоҳем гуфт, дар ҷодаи оиладорӣ ва эҳтиром ба зан хеле баланд будааст, заноми соко бо мардон баробарҳуқуқ буда, дар бисёр бобатҳои зиндагӣ худро мустақил нигоҳ медоштаанд, онҳо ватандӯсти ашшадӣ будаанд ва ба ҷанг баробари мардон меҷангидаанд. «Ҳар сокое, ки зангир шавад, бо духтаре муқовимат мекунад, агар духтар зӯрӣ кунад, ҷавон ғуломи фармонбардори вай мешавад ва агар ҷавон ғалаба кунад духтарро зери тасарруфи худ мегирад» (Клавди Элиан, Достони рангоранг, китоби XII, банди 38). Девдураси сицилӣ (китоби III, банди 32), аз қавли муаррих Катзиёс дар бораи маликаи маъруфи сокоҳо Зорин чунин меорад: «Занҳои сокой куллиятан бисёр шуҷоанд ва ба мардонашон ба ҷанг мераванд, вале ин малика аз тамоми заночи сокой шуҷоътар буд, ӯ ин милалро аз ҳамлаҳои пай дар пайи мардумони шуҷоъовар халосӣ дод, шаҳрҳои зиёд бисохт ва ахлоқи мардуми худро нарм кард. Ба шукронаи ин корҳо сокоҳо пас аз марги малика мақбарае барои ӯ сохтанд, ба шакли ҳарам, ки ҳар тарафи он дорои се истод тӯлӯ, як истод иртифоъ буд (истод тақрибан муодили 185 метр аст). Ин ҳарам ба нуқтае мунтаҳӣ мегашт, рӯи он муҷассамаи бузурге аз тилло насб карда буданд ва онро таъзиму тақрим мекарданд». «Дар ин вақт (асри VI. қ. С. С.) — менависад Диодор (китоби X1, банди 33 — 34) — аз сокоҳо Зорин ном зане подшоҳӣ мекард. Вай зане буд, ки дар баҳодурӣ ва ҷанговарӣ ҳар як марди шуҷоъи ҷангиро мағлуб мекард. Зорин ба қисми калони рӯи замин тамаддун бахшид ва шаҳрҳои зиёде сохт».

Дар сафҳаи таърих инчунин муҳаққақ шудааст, ки Зорин сокозанест ҷасури марди мардон, подшоҳи подшоҳони милали мутташаккил ва меҳнатпарасти ашадӣ. Аз тадбирандешию қувваи бозуи ӯ мардумони Суғду Бохтар ва Порту Хоразм ҳимоят дидаанд ва наҷот ёфтаанд.

Саидумар СУЛТОНОВ.

(Давом дорад).

# *Сӣ лаҳни Борбад*

Яке аз суханварони шеъри классикии мо Низомии Ганҷавӣ дар достони «Хусрав ва Ширин» аз сӣ лаҳни Борбад ёд кардааст ва ҳар якеро тавсиф. Бо мақсади шиносоии беҳтари хонандагон бо санъати Борбади Марвазӣ ин сӣ лаҳнро пеши шумо мекунем, ки аз китоби А. Орёнпур «Рӯзгори Борбади ромишгар» (Душанбе, с. 1969) гирд оварда шудааст.

Аввал — «Ганҷи бодовард»:
**Чу бод аз «Ганҷи бодовард» рондӣ,**
**Зи ҳар боде лабаш ганҷе фишондӣ.**

Дуввум — «Ганҷи гов»:
**Чу «Ганҷи гов»-ро кардӣ навосанҷ,**
**Барафшондӣ замин ҳам гову ҳам ганҷ.**

Саввум — «Ганҷи сӯхта»:
**Зи «Ганҷи сӯхта» чун сохтӣ роҳ,**
**Зи гармӣ сӯхтӣ сад ганҷро оҳ.**

Чаҳорум — «Шодирвони марворид»:
**Чу «Шодирвони марворид» гуфтӣ,**
**Лабаш гуфтӣ, ки марворид суфтӣ.**

Панҷум — «Тахти токдисӣ»:
**Чу — «Тахти токдисӣ» соз кардӣ,**
**Биҳишт аз токҳо дар боз кардӣ.**

Шашум ва ҳафтум — «Нокусӣ ва Авравгӣ»:
**«Чу «Нокусӣ»-ву «Авранги» задӣ соз,**
**Шудӣ авранг чун нокус аз овоз.**

Ҳаштум — «Ҳуққаи Ковус»:
**Чу қанд аз «Ҳуққаи Ковус» додӣ,**
**Шакар колои ӯро бӯс додӣ.**

Нуҳум — «Моҳ бар кӯҳон»:
**Чу лаҳни «Моҳ бар кӯҳон» кушодӣ,**
**Забонаш моҳ бар куҳон ниҳодӣ.**

Даҳум — «Мушкдона»:
**Чу баргуфтӣ навои «Мушкдона»,**
**Хутан гаштӣ зи бӯи мушк хона.**

Ёздаҳум — «Оройиши хуршед»:
**Чу зад з— «Оройиши хуршед» роҳе,**
**Дар оройиш будӣ хуршед моҳе.**

Дувоздаҳум — «Нимрӯз»:
**Чу гуфтӣ «Нимрӯз»-и маҷлисафрӯз,**
**Хирад беҳуд будӣ то нимаи рӯз.**

Сездаҳум — «Сабз дар сабз»:
**Чу бонги «Сабз дар сабзаш» шунидӣ,**
**Зи боғи зард сабза бардамидӣ.**

Чаҳордаҳум — «Қуфли румӣ»:
**Чу «Қуфли румӣ» овардӣ дар оҳанг,**
**Кушодӣ қуфли ганҷ аз Рум то Занг.**

Понздаҳум — «Сарвистон»:
**Чу бар дастони «Сарвистон» гузаштӣ,**
**Сабо соле ба сарвистон нагаштӣ.**

Шонздаҳум — «Сарви саҳӣ»:
**В-агар «Сарви саҳӣ»-ро соз додӣ,**
**Саҳисарваш ба хун хат боздодӣ.**

Ҳафтдаҳум — «Нӯшинбода»:
**Чу «Нӯшинбода»-ро дар парда бастӣ,**
**Хумори бодаи нӯшин шикастӣ.**

Ҳаждаҳум — «Ромиши ҷон»:
**Чу кардӣ «Ромиши ҷон»-ро равона,**
**Зи ромиш ҷон фидо кардӣ замона.**

Нуздаҳум — «Нози Наврӯз»:
**Чу дар парда кашидӣ «Нози Наврӯз»,**
**Ба наврӯзӣ нишастӣ давлат он рӯз.**

Бистум — «Мушкуя»:
**Чу бар «Мушкуя» кардӣ мушкмолӣ,**
**Ҳама мушкӯ шудӣ пурмушк holӣ.**

Бисту якум — «Меҳргонӣ»:
**Чу нав кардӣ навои «Меҳргонӣ»,**
**Бибурдӣ хуши халқ аз меҳрбонӣ.**

Бисту дуввум — «Марвои нек»:
**Чу бар «Марвои нек» андохтӣ фол,**
**Ҳама нек омадӣ мурвои он сол.**

Бисту саввум — «Шабдиз»:
**Чу дар шаб баргирифтӣ роҳи «Шабдиз»,**
**Шудандӣ ҷумлаи офоқ шабхез.**

Бисту чаҳорум — «Шаби фаррух»:
**Чу бар дастон «Шаби фаррух» кашидӣ,**
**Аз он фаррухтар шаб кас надидӣ.**

Бисту панҷум — «Фаррухрӯз»:
**Чу ёраш рои «Фаррухрӯз» гаштӣ,**
**Замона фарруху фирӯз гаштӣ.**

Бисту шашум — «Ғунчаи кабки дарӣ»:
**Чу кардӣ «Ғунчаи кабки дарӣ» тез,**
**Бибурдӣ ғанҷаи кабки дилобез.**

Бисту ҳафтум — «Нахчиргон»:
**Чу бар «Нахчиргон» тадбир кардӣ,**
**Басе чун зӯҳраро нахчир кардӣ.**

Бисту ҳаштум — «Кини Сиёвуш»:
**Чу захма рондӣ аз «Кини Сиёвуш»,**
**Пур аз хуни сиёвушон шудӣ гӯш.**

Бисту нуҳум — «Кини Эраҷ»:
**Чу кардӣ «Кини Эраҷ»-ро сарогоз,**
**Ҷаҳонро кини Эраҷ нав шудӣ боз.**

Сиюм — «Боғи Ширин»:
**Чу кардӣ «Боғи Ширин»-ро шакарбор,**
**Дарахти талхро ширин шудӣ бор.**

# Муҳити Борбад

Муаррихони қадим овардаанд, ки Борбад соли 588 чашм ба олам кушода ва дар наздики солҳои 608—610 аз Марв ба Мадоин, пойтахти Сосонӣ омада ва дар ин ҷо ба дарбори Хусрави Парвиз роҳ ёфт ва танҳо ба шарофати истеъдоди табиӣ ба обрӯву эътибори бузург соҳиб гашт. Баъди даргузаштани Хусрави Парвиз (628) низ фаъолияти Борбад бо дарбори сосонӣ мазбут буд ва он то худи афтодани салтанати мазкур дар соли 651—652 идома дошт. Вале, мутаассифона, аз чигунагии муҳити дарбории замони Борбад чандон огоҳӣ надорем. Ин бахши муҳим аз чӣ сабаб бошад, ки аз назари кулли муҳаққиқин дур афтода.

Иддаи ҷавонони муосир чунин андеша доранд, ки муҳити дарборӣ танҳо аз базму тараб иборат буда. Чунин гумон хато аст. Барои равшанӣ андохтан ба ин асрор ба навиштаҳои Ҷоҳиз, муаллифи «Нузҳат-ул-қулуб» ва дигар маъхазҳо рӯ меорем. Муаррихин нигоштаанд, ки базму тараби дарборӣ ва дигар оину суннатҳои шоҳӣ, танҳо ҳангоми оромии мулк равон будааст. Дигар вақт хони шоҳӣ аз ғизои оддӣ густарӣ мешудааст. Масалан, Ҷоҳиз дар ин хусус чунин гуфта: «Дар ҳангоми пеш омадани ҳаводиси сахт, монанди ҷанг ва амсоли он, хонгустарӣ дар дарбор мавқуф мешуд ва бар хони шоҳаншоҳ ҷуз нону намак ва сирко ва сабзӣ чизе намениҳоданд ва хӯлегар, ба ибораи кунунии мо дастурхонҷӣ, дар табақе базмовард меоварда ва шоҳ як луқма аз он бармедошт ва мехӯрд. Дар ин замонҳо ҷуз се тан, ки Мӯъбаи мӯъбадон ва Эрон дабирбад ва Эрон сипоҳ касе бо шоҳаншоҳ ҳамхон намешуд».

Базмҳои расмии дарборӣ аз рӯи як низоми муайян сурат мегиранд. Ҷоҳиз овардa, ки базму анҷуманҳои бузургон дар айвони шоҳӣ баргузор мешуд ва ҳар табақаи иҷтимоӣ вобаста ба мақомоти хеш дар он ҷойи нишаст доштанд. Ҷоҳиз чунин афзудааст: «Чун дар сухани худ ба ин ҷо расидем, ночор ҷойгоҳи се табақаи надимон ва мусиқидонро шарҳ медиҳем. Ҳарчанд ҷойгоҳи эшон дар китоби «Оин номак» мушаххас гардидааст». Дар яке аз бахшҳои китоби «Оин номак», ки асли он то рӯзгори мо дастрас нашуда дар он хусуси дастаҳои мусиқӣ, ҷойгоҳи надимон ва мусиқидонону овозхонони дарбор баррасӣ шуда буд. Ҳамчунин гӯянд, ки дар ин китоб таронаҳои машҳури он замон ва номгӯи оҳангу роҳҳои иҷрои он пурра сабт ёфта буд. Нақли мухтасари ин китоби ниёгон танҳо дар навиштаи Ҷоҳиз маҳфуз мондааст у бас. Чунончӣ, ӯ оварда: «Нахуст аз шоҳони Эрон оғоз мекунам, зеро онон бар мо пешӣ доштаанд ва мо аз эшон қонунҳои подшоҳӣ ва кишвардорӣ ва басомон доштани пойгоҳи бузургон ва тӯдаи мардум ва ногузир сохтани ҳар дастаро бар хурсандӣ бо онҷӣ дорад ва бас кардан ба баҳраи хеш, ҳамаро аз онон омӯхтем. Ардашери Бобакон нахустин касе аст, ки ҷойгоҳи надимонро мушаххас кард ва роҳбарии эшонро ба даст гирифт ва ононро дар се пойгоҳ ҷо дод: дар радаи якум афсарон ва шоҳпурон буданд. Ҷойи нишасти эшон аз ситорах (пардае, ки он ҷойгоҳи—курсии шоҳаншоҳиро аз дигарон ҷудо мекард), даҳ арш фосила дошт. Онгоҳ табақаи дуввум буда, ки ҷояш даҳ арш аз табақаи нахустин фосила дошт ва ононӣ перомуни шоҳ аз надимон ва дафтархонон, аз бузургон ва донишмандон буданд. Табақаи саввум: ҷои эшон ёздаҳ арш аз табақаи дуввум фосила дошт ва шӯхон ва дилахгон дар ин табақа буданд. «Табақаи номбурда дар базмҳои шоҳӣ ҳамеша ҳозир буданд. Аз рӯ ба рӯи асворон, аз дудмони шоҳӣ, ҳамеша устодони мусиқӣ ва овозхон менишастанд. Онон якрост рӯ ба рӯи табақаи аввал ҷо мегирифтанд. Дар рӯ ба рӯи табақаи дуввум навозандагон ва хонандагон ҷо доштанд ва дар рӯ ба рӯи табақаи саввум ва натзанон ва танбурнавозон ва нойдахон қарор доштанд. Пеш аз оғоз шудани базм дар айвон, бино ба маълумоти Ҷоҳиз, марде ки бар ситорах гуморида буд, ва писари яке аз асворон буд ва Хуррамбош номида мешуд, бар баландтарин ҷои айвон баромада ва бонг бармедошт чунонки ҳама ҳозирон бишнаванд: «Эй забону сиратро нигаҳ дор, зеро имрӯз бо подшоҳ ҳамнишин хоҳӣ буд». Риояти тартиби нишастан дар базмҳои шоҳӣ дар даврҳои сонӣ низ ба мушоҳида мерасад. Вале акнун рӯ меорем ба навиштаҳои Деноварӣ. Эшон чунин афзудааст: «Дар «Оин номак» хондаам: Марде аз бузургон ба писараш андарз медод, ки ҳарзамон луқмае дар даҳон дорӣ ба чапу ва рости худ мапеч, бо туршрӯи ҳалол макун, бо чӯб дандон хилол макун. Ҳеҷгоҳ луқма бо корд бармадор, дар канори хон болодаст онки аз солмандтар аст, манишин, дастро бо ҷомаат пок макун, истода об манӯш». Ин қоидаҳое буданд, ки мебоист дар базми шоҳӣ риоя мешуд. Дар ҷои дигар Деноварӣ аз суннатҳои қадимии эрониён сухан карда чунин нигоштааст: «Дар «Оин номак» хондаам: хоҷаи ҳарамсаро ба канизакон дастур дода буд сир ва пиёз ва гандно ва каду ва ҳалво ва наҳӯди сабз ва зардолу, ки ангезаи бадбӯ шудани даҳан аст, нахӯранд».

Инчунин овардаанд, ки дар базмҳои шоҳӣ вақти истеъмоли таом аз чангол (вилка) ва қошуқ истифода мешуд. Дар ҳақиқат чунин чанголак ва қошуқҳо дар ҷараёни ковишҳои бостонӣ дастрас шудаанд. Дар базмҳо баъзе бузургон дастмоли суфраро бадун шустан дубора ба кор намебурданд ва дар ҳар навбати хӯрок қошуқ ва чанголро иваз мекарданд. Дар базмҳо хӯрокиҳоро ба якбора бар хон намениҳоданд ва онҳоро монанди имрӯз навбат ба навбат меоварданд. Пеш аз ҳар хӯрок пешоруғ ва ё фешоруч меоварданд, ки чизҳои барои кушодани иштиҳо мусоидат кунад. Дар базмҳои шоҳӣ нӯшидани се ҷоми нахустин ногузир буд, аммо пас аз он ҳар кас ба андозаи тавонони хеш бода менӯшид. Шоҳидон ривоят кардаанд, ки дар базми шоҳӣ андозаи боданӯшӣ бо шоҳаншоҳ буд ва ӯ дар фармони худ тобу тавонро дар назар мегирифт. Русуми базм боз чунин буд, ки ҳаргоҳ яке аз дӯстон ё дарбориён бо сабабе дар базм ширкат надошт, ҷоми аввалро ба ёди ӯ менӯшиданд ва онро «Ёдгор» мехонданд. Низоми нӯши бода боз он буда, ки ҳама ба андозаи ҳам менӯшиданд. Тифоқ афтаду касе бопиёлаи майро гардонад, бодаро ба шӯхӣ ба сараш мерехтанд.

Дар базмҳои шоҳӣ инчунин расм будааст, ки пешхидматон мебоист ба куллӣ аз ҷавонони хушрӯ хидмат мекарданд. Эшон мебоист пӯшоки кӯтоҳ ва часбон мепӯшиданд. Он кате, ки пешхизматон дар базмҳо менишастанд «гирдак» хонда мешуд. Гирдак ба истилоҳи имрӯза фартук номида мешавад. Он аз камар поёнтар буд ва аз либосҳои базмҳо ба шумор мерафт. Дар адабиёти он замон мафҳуми «Гирдак пӯш» чун киноя аз пешхизмати хушлиқо корбаст шудааст. Чанд суннату оинҳои дарборӣ, ки дар дарбори шоҳони замони Борбад равон буда ва корбаст мегардида, дертар ҳам мушоҳида гардидааст. Дар Арки Бухоро то имрӯз ҳамон айвон ва базмгоҳ барқарор аст. Ва чунонки дар боло ёдрас шуд, навиштаҳои номбурда танҳо дар замони осоишта баргузор мегашт. Дигар вақт базму хонҷинӣ як муддат қатъ мешуд.

Бино ба навиштаи ахборнигорони дарбории Чини қадим ҳайати ромишгарону мутрибон, ки дар базмҳои шоҳӣ ширкат доштанд, басо мухталиф будааст. Дар базмҳо ромишгарони Ҳинду кишварҳои дигар низ иштирок доштанд. Муаррихони қадим овардаанд, ки дар аҳди салтанати Хусрави Анушервон чунончӣ аз Ҳиндустон наздик ду ҳазор санъаткорон даъват гардида эшонро пайваста ба мақомоти худ дар шаҳрҳо ҷой доданд.

Абдуллои МИРБОБО.

Ҷонишини муҳаррир
М. МИРЗОШОЕВ.

Ҷавонони Тоҷикистон

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кӯчаи Свириденко, 66

ТЕЛЕФОНҲО: Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке

Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон (хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

КЛ 01243

1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20